ББК

**Аълохон Афсаҳзод. Камоли Хуҷандӣ - устоди ғазал.** Рисолаи илмӣ - тадқиқотӣ, Душанбе, "Деваштич", 2005, 220 саҳ.

*Таҳияи*
**Аббоси Афсаҳзод**

*Муҳаррир:*
**Асрори РАҲМОНФАР**

*Ховаршиноси маъруфи тоҷик* ***Аълохон Афсаҳзод*** *(1935 - 1999), ки 10 - уми ноябри соли ҷорӣ 70 – умин солгарди зодрӯзаш бо қарори Ҳукумати ҷумҳурӣ дар саросари мамлакатамон таҷлил меёбад, дар ин рисолаи суфтаву пухтаи илмӣ-оммавӣ, ки соли 1995 ҳусни хотима пазируфта, ҳалқае аз силсиланавиштаҳои бунёдии эшон оид ба рӯзгору осори Рӯдакӣ, Низомӣ, Ҳофиз, Ҷомӣ ва дигарон мебошад, дар боби саргузашти сангину навиштаҳои рангин, ба вижа ғазалиёти дилнишини суханвари бузурги тамоми тоҷикону форсизабонони ҷаҳон* ***Шайх Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ*** *(тақрибан 1318 - 1401) маълумоти мукаммалу мудаллале ба қалам оварда, барои ворид овардани ҳаводорони ростин ба ҷаҳони ахлоқиву маънавӣ, қаламрави маҳорати шоъирӣ ва мақому манзалати адабии «булбули шайдову ширинадои хуҷандӣ» дар саробӯстони шеъри форсӣ равзанаи созгору сазоворе боз намудааст.*

*Биформоед, муштариёни шеъри нобу хонданибоби суханвари олиҷаноб!*






# АВВАЛСУХАН

Таърихи муҷмали таълифи ин рисола чунин аст: соли 1972 банда котиби ташкилоти ҳизбии Шӯъбаи шарқшиносӣ ва осори хаттии Академияи илмҳои Ҷумҳурии Шӯравии Сотсиолистии Тоҷикистон будам. Дидам, ки китоби бисёрҷилдаи «Адабиёти форсу тоҷик», ки чанд сол қабл бо қувваи донишмандони зиёди Душанбе, Маскав ва Ленинград таълиф шуда буд, беҳаракат хобидааст. Дар ин хусус борҳо бо ҳамонвақта мудири шӯъбаи адабиёти Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакии Академияи илмҳо профессор Р. Ҳ. Ҳодизода суҳбат кардам, аммо кор ҳамон кашол ёфта, ҳеҷ натиҷае ба даст намеомад. Ниҳоят, дар охирҳои моҳи июн ва аввалҳои моҳи июли ҳамон сол, ҳисоботи Р. Ҳ. Ҳодизода роҷеъ ба ҳамин масъала дар маҷлиси ҳизбӣ гузошта шуд. Маълум гардид, ки китоби «Адабиёти форсу тоҷик» мувофиқи нақша аз чанд ҷилд иборат шуда, ҳамчун давоми асари Е. Э. Бертелс «Таърихи адибиёти форсу тоҷик», ки қаблан дар Маскав соли 1960 ба забони русӣ дар нашриёти «Адабиёти Ховар» ба табъ расида буд, таърихи мураттаби адабиёти форсу тоҷикро аз замонҳои қадим то имрӯз фаро бояд гирад. Р. Ҳ. Ҳодизода ваъда доданд, ки асари Е. Э. Бертелс низ ба тоҷикӣ тарҷума хоҳад шуд. Инчунин, китоби аввали «Адабиёти форсу тоҷик дар асрҳои XII-XIY», ба истисноӣ боби Умари Хайём, барои чоп омода аст. Аммо китоби дувуми он тайёр нест: бобҳои «Ҳофизи Шерозӣ» ва «Камоли Хуҷандӣ»-ро касе нанавиштааст. Ҳамчунин, он кас изҳор карданд, ки ахиран И. С. Брагинский ваъда доданд, ки боби «Ҳофизи Шерозӣ»-ро менависанд. Баъд китоб ба чоп супурда мешавад. Ба саволи он, ки бобҳои «Умари Хайём» ва «Камоли Хуҷандӣ»-ро кӣ менависад, он кас ҷавоб доданд, ки Умари Хайём ва Камоли Хуҷандиро ба таърихи адабиёт дохил кардан шарт нест, зеро Умари Хайём шоъир набудаасту нест, Камоли Хуҷандӣ дар адабиёт нақше нагузошта, фақат чун сояи Ҳофизи Шерозӣ шинохта шудаасту бас. Ин "ақидаи"олими шинохта маро ба ҳайрат гузошт. Савол боз ҳам такрор шуд, ҷавоб низ ҳамон буд. Ана дар ҳамин маврид гапи ману муаллим Р. Ҳ. Ҳодизода

гурехт. Дар қарори маҷлис Р. Ҳ. Ҳодизода ӯҳдадор карда шуданд, ки бобҳои камбуди китобро омода намуда, онро то моҳи ноябри ҳамон сол ба чоп супоранд. Боби «Камоли Хуҷандӣ»-ро бояд профессор Ш.Ҳусейнзода менависанд, зеро муассисаи мо бо он кас қаблан шартнома баста, ҳаҷми корро муайян намуда, ҳаққи қаламро пешакӣ пардохта буд. Шартномаро худам ба манзили Ш.Ҳусейнзода бурда, имзояшонро гирифта, музди қаламашонро додаву омада будам. Азбаски ман аз муаллим Р. Ҳ. Ҳодизода ҷавонтару камтаҷриба будам ва, бар замми ин, касбам матншиносӣ буда, ба таълифи таърихи адабиёт сари коре надоштам, он кас назарногирона гуфтандам: «Агар боби «Камол» бароятон бисёр зарур бошад, худатон нависед». Ман ҳам паст наомада гуфтам: «Ҳеҷ гап не, набошад, боби «Камол»-ро ман менависам, шумо боби «Умари Хайём»-ро нависед». Ин матлаб дар қарори маҷлиси ҳизб зикр гардид. Баъди чанд рӯзи маҷлис ман ба рухсатии меҳнатӣ баромада, ба зодгоҳам рафтам. Ҳамроҳам «Девон»-и Камоли Хуҷандӣ /бо тасҳеҳ ва эҳтимоми Азизи Давлатободӣ, Теҳрон, 1346/1958/-ро гирифтам. Моҳи августи соли 1972 дар яке аз гӯшаҳои хушманзари ноҳияи Панҷекат - дараи Сармад дар сояи дарахтони куҳии бурсу хадангу рему фарк, дар иҳотаи буттаю гиёҳҳои машомнавоз, ки аз қуллаҳои барфин ва яхҳои доимӣ чандон дур набуданд, ва дар лаби рӯди хурӯшону сари чашмаҳои ҷӯшони сарду нуқрафом ва шохобҳои зулол танҳо дар паҳнои он ҷаҳони беохир нишаста, ба мутолиъа ва баррасии девони Камол машғул шудам. Гоҳ-гоҳ нолаи мурғони кӯҳӣ ва хониши кабки дарӣ ба гӯш мерасид. Дар воқеъ, агар як гӯшаи биҳишти худои азза ва ҷалла Хуҷанду гӯшаи дигараш Волиёнкӯҳи Табрез бошад, бе ҳеҷ муболиға, Сармад низ аз гӯшаҳои ҷаннати рӯйи замин аст:

*Агар фирдавс дар рӯйи замин аст,*
*Ҳамин асту ҳамин асту ҳамин аст!*

Обҳои сарди ҷонбахш, шамолаки баданнавоз, гиёҳҳои поктарини хӯрданӣ-торон, чукрӣ, чукрибаргак, зирк, қот /қарақот/ ва таъомҳои лазизи кӯҳистонӣ касро маст мекарданд.



Хусусан шири бузу ҷурғоти гӯсфанд ва рӯйи ширу қаймоқи гов, обҳои чашмасорон, гӯшти навкушт, нонҳои баширу баҷаззае, ки модарам мепухт, гӯшти оҳу ва муъҷизоти дигар ба тани кас равон мебахшид. Ҳамсуҳбати асосӣ, анису ҷалис ва мубоҳисам дар он макони ҷаннатосо Камоли Хуҷандӣ буд, ки аз олами малакут ҳамроҳам суҳбат меорост. Дар ҳамон муҳити афсонавӣ боби «Камоли Хуҷандӣ»-ро навиштам. Як моҳ ноаён гузашт. Ба Душанбе баргашта, лабу лунҷи он навиштаро дуруст ва барои чоп ҳозир намуда, бидуни музду арҷе, берун аз нақшаи кориам, холисанлиллоҳ ба дасти устод Р.Ҳ.Ҳодизода супурдам. Китоб ба чоп рафт ва соли 1976 ба табъ расид. Китоби матбӯъро ба даст гирифта бинам, боби «Ҳофизи Шерозӣ»-ро И. С. Брагинский навиштаанд. Аммо аз боби «Умари Хайём» дар он ҷо нишоне набуд.

Сипас баъзе дӯстонам маслиҳат доданд, ки агар «Камоли Хуҷандӣ»-ро дар шакли пурратар дар ягон ҷойи дигар ҳам чоп кунам, бад намешавад. Бо ҷамъияти ҷумҳуриявии «Дониш» гуфтугӯ карда, нашри онро барои соли 1974, ки тақрибан соли 655-солагии зодрӯзи Камоли Хуҷандӣ буд, ба нақша гирондам ва дастнависро дар ҳаҷми ду ҷузъи чопӣ ба ҷамъият супурдам. Гуфтам, ки барои он аз ҷамъият пул ҳам намегирам. Аммо он чоп нашуд. Тафаҳҳус намудам. Гуфтанд, ки раиси бахши адабиёту санъат муаллим С.Ш.Табаров ба устод Ш.Ҳусейнзода супурдааст, ки дар бораи Камоли Хуҷандӣ брошюраи банақшагирифтаро нависанд. Вассалом. Як-ду сол гузашт. Аз навиштаи Ш.Ҳусейнзода хабаре нашуд. Ниҳоят, соли 1976, ҳамон рисолачаи маро ҷамъияти «Дониш» интишор дод. Боз чаҳор бори дигар дар бобати Камоли Хуҷандӣ устоди мӯҳтарам Ш. Ҳусейнзода аз ман гиламанд шуданд, ки чаро ба тадқиқи Камоли Хуҷандӣ даст мезанам. Қиссаи таълифи рисоларо ба он кас баён намудам. Аммо гуфтаҳоямро напазируфтанд.

Баъзеҳо мегуфтанд, ки домулло Ҳусейнзода чиҳил сол боз ба тадқиқи ҳаёту эҷодиёти Камоли Хуҷандӣ машғул ҳастанд. Ду бор мунтахаботи Камоли Хуҷандиро ба ҳуруфоти ҳозираи тоҷикӣ (солҳои 1955 ва 1959) ва як бор (соли 1960) ба алифбои арабӣ чоп ҳам кардаанд. Аммо аз навиштаи он кас ба ҷуз муқаддимаи «Мунтахабот»-и соли 1955 ва боби «Камоли

Хучандӣ» дар китоби «Адабиёти тоҷик» барои синфи ҳаштум дигар хабаре набуд. Бисёр мехостам, ки навиштаи муаллимро бинам ва аз он баҳра бардорам. Ҳанӯз ҳам ин орзу аз замирам нарафтааст. Барои «Энциклопедияи советии тоҷик» ва «Энциклопедияи адабиёт ва санъати тоҷик» низ дар бораи Камоли Хуҷандӣ мақолаҳои маро дарҷ намуданд. Китоби дарсии «Адабиёти тоҷик» барои синфи 8-ро низ ман навиштам, ки дар он бобе махсус оид ба Камоли Хучандӣ баҳс мекунад. Ҳамчунин, доир ба ин мавзӯъ «Абдураҳмони Ҷомӣ ва Камоли Хуҷандӣ» ва «Камол ва Ҳофиз» ном мақолаҳоям нашр гардиданд. Вале ҳамаи ин дар омӯхтану тадқиқ ва шиносондани шахсияту чеҳраи офарандагии Камоли Хуҷандӣ нокифоя буд, зеро ҳанӯз ҳам дар матни борҳо таҳияву чопшудаи девон ва аҳволу осори шоъир торикиҳои зиёде боқӣ монда буд. Ҳаминро ба ҳисоб гирифта, ба яке аз шогирдони худ Алии Муҳаммадӣ супурдам, ки девони Камолро бо хатти имрӯза пурра барои чоп ҳозир намояд ва доир ба вижагиҳои он рисолаи номзадӣ нависад. Боз ба устод Ҳусейнзода ин қазияро ҳам «хабар доданд». Он кас бонги хатар зада, назди М.С.Осимӣ, ки Президенти АФ РСС Тоҷикистон буданд, рафта шикояту арз овардаанд, ки А. Афсаҳзод ба корҳои он кас халал мерасонад. М.С. Осимӣ маро даъват намуда, фармуданд, ки дигар ҳеҷ ба Камоли Хучандӣ кордор нашавам. Ман «хуб, ба чашм» гуфтам. Ба Алии Муҳаммадӣ супурдам, ки дар мавзӯъи дигар – «Асадии Тӯсӣ» ва «Гаршоспнома»-и ӯ рисолаи номзадӣ нависад, аммо матни худаш омодакардаи девони Камолро ба устод Ҳусейнзода нишон дода, матни ба нашр омодасохтаи он касро ҳатман бинад. Агар чунин матнеро надошта бошанд, ҳамин матни ба чоп ҳозиркардаи худро, ки ман аз назар гузаронда будам ва сифатан ҳам бад набуд, бигиранду аз номи худ ба табъ расонанд. Устод розӣ нашуданд, ки «худашон матни оличаноби Камолро барои нашр ҳозир карда, ба нашриёт супурдаанд». «Чӣ хуб» гуфтему хурсанд шудем, ки агар Ш. Ҳусейнзода ин корҳоро анҷом дода бошанд, айни савоб аст, фазлу таҷрибаи илмии он кас барои ҳамагон маълум. Ниҳоят, девони шоъири шаҳир солҳои 1983-1985 дар таҳияи Ш. Ҳусейнзода ва С. Асадуллоев ба ҳуруфоти кириллӣ дар ду



ҷилд аз чоп баромад: «Таҳти назари нависандаи халқии Тоҷикистон Раҳим Ҷалил». Раҳим Ҷалил нависандаи забардасти халқи тоҷик буд, аммо ҳеҷ гоҳ ба матншиносӣ сару коре надошт. Пасон маълум шуд, ки на Раҳим Ҷалил ва на Шарифҷон Ҳусейнзода дар омода намудани он матни девони Камоли Хуҷандӣ саҳме надоштаанд. Номҳои онҳо ба ҷуз реклама ва ниқоб чизи дигаре набудааст. Он китоб ба дараҷае аз қоидаю қонунҳои матншиносӣ ва чопи китоб дур буд, ки ҳатто ба танқид ҳам намеарзид. Бори дувум девони Камол солҳои 1986-1987 (боз дар ду ҷилд!) ба ҳуруфоти арабӣ нашр гардид, вале аз дуҷилдаи собиқ беҳтар набуд. Афсӯс! Кӯтоҳӣ ва нуқсонҳои ин ду нашри девони Камолро Б. Мақсудов, ки аз шогирдон ва хешовандони муаллим Шарифҷон Ҳусейнзода буда, таҳти роҳбарии он кас доир ба эҷодиёти Камоли Хуҷандӣ рисолаи илмӣ навишта, ба сифати диссертатсияи номзадӣ ҳимоя кард, одилона ва ҳаққонӣ қазоват намуда, ба сифати нашр эроди жарфе гирифта буд, ки бо ӯ ҳамфикр ҳастем.[1]

Ин падидаи номатлуб, ки дар заминаи маҳалгароӣ ба миён омада, ҳатто дар омӯхтану пажӯҳиши мероси фикрии гузаштагон муҳаққиқонро ба ҳамшаҳрию ғайри ҳамшаҳрии бузургворони пешин ҷудо мекунад, аҳли тадқиқро водор месозад, ки минбаъда қатъан ин навъ кӯшишҳоро маҳкум намуда, корро ба дасти кордонон биспоранд, вагарна оқибаташ хуб намешавад. Як ҷиҳати хуби рисолаи Б.Мақсудов он аст, ки ба даъвоҳои ботил ва ҳангоматалаби баъзе фазлфурӯшоне, ки ғалатҳои сад сол ва панҷоҳ сол қабл аз ин дар илм роҳёфтаро чун ҳақиқат пазируфта, достонаки туркӣ-тотории «Муҳаббатнома»-ро бе ягон бурҳони ақлпазир моли Камоли Хуҷандӣ шумурда, моли дигаронро чун кашфиёти худ ба қалам додаанд, доварона эрод гирифта, нуқсонҳои нашрҳои Душанбеи девони Камоли Хуҷандиро бо далелҳои қатъӣ ва ҳаққонӣ баршумурдааст.[2] Ба ёд овардан лозим аст, ки Б. Мақсудов роҷеъ ба сифати нашри девони Камоли Хуҷандӣ дар Душанбе қаблан ҳам тақризи шоистае навишта, бо номи «Нигоҳе ба девони Камоли Хуҷандӣ / «Садои Шарқ», 1988, №

[1] Б. Мақсудов. Рӯзгор ва осори Камоли Хуҷандӣ. Душанбе, 1994, саҳ. 69-70.
[2] Ҳамон ҷо, саҳ. 69

11, саҳ.127-132/ нашр карда буд, ки намунаи хуби муқарризии беғаразона ба ҳисоб м еравад.

Соли 1992 Шӯрои вазирони ҷумҳурӣ қароре баровард, ки соли 1995 ҷашни 675-умин солгарди зодрӯзи Камоли Хуҷандӣ гузаронда шавад. Кумитаи ҷумҳуриявии тадорукоти ҷашн таъсис гардид. Муъовини онвақтаи раиси Шӯрои вазирони ҷумҳурӣ Зебо Аминзода раису камина дабири масъули кумита таъйин гардидем. Тадбирҳои доманадоре ба нақша гирифта шуданд. Аз ҷумла, нигоранда тасмим гирифтам, ки оид ба зиндагӣ ва осори Камоли Хуҷандӣ рисолае таълиф намуда, дар нашриёти «Маориф» барои муаллимону шогирдони мактаб ба табъ расонам. Моҳи сентябри соли 1993 дар Душанбе Анҷумани тоҷикони ҷаҳон баргузор шуд. Аз Эрон ҳамроҳи дигар меҳмонон ҷаноби Эраҷи Гулисурхӣ ба Душанбе ташриф оварда буд. Он ҷаноб хабар дод, ки девони Камоли Хуҷандиро дар асоси беҳтарин нусхаҳои қаламӣ, ки ҳангоми дар қайди ҳаёт будани шоъир аз тарафи шогирдон ва муридони ӯ тадвин шудааст, бо муқаддимае беш аз сад саҳифа ба нашр супурдааст., ки анқариб бояд ба зевари табъ ороста гардад. Ҳамчунин, изҳор намуд, ки дар асоси ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ барои Театри академии опера ва балети тоҷик балете тақия мекунад, ки либретто ва оҳанги мусиқии онро низ худ дуруст хоҳад кард. Вохӯрии ҷаноби Гулисурхӣ ва З. Аминзода ташкил шуд. Онҳо мувофақа ҳосил намуданд,вале дере нагузашта З. Аминзода ба кори дигар гузашт. Масъулияти Кумитаи ҷумҳуриявии тадорукоти ҷашни Камоли Хуҷандӣ ба дӯши муовини нав таъйиншудаи Раиси Шӯрои вазирони Ҷумҳурии Тоҷикистон Моёншоҳ Назаршоев вогузор шуд. Ҳанӯз он кас ба кори ҷашни Камол иқдоме набардошта, аз тарафи мухолифин кушта шуданд. Вазифаи раисии кумитаи ҷумҳуриявии тадорукоти ҷашни Камоли Хуҷандӣ ин дафъа ба ӯҳдаи Сарвазири нави Ҷумҳурии Тоҷикистон Ҷамшед Каримов муҳаввил гардид. Дар вақти баргузории ҷашн ҳам як сол тавқиф афтод, яъне ба моҳи сентябри соли 1996 гузаронида шуд. Дигар таълифи рисолаи «Камоли Хуҷандӣ» ҳам аз хотирҳо баромад.

Моҳи сентябри соли 1994 ҷашни Ҳазораи «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ дар Душанбе баргузор гардида, боз ҳам ҷаноби оқои



Эраҷи Гулисурхӣ меҳмони тоҷикон буд. Он кас ин дафъа хабар овард, ки девони Камол, ки нашри онро ваъда дода буд, пурра анҷом пазируфтааст, аммо ҳанӯз саҳифабандӣ нашудааст. Омода ҳаст, ки бидуни муқавво ҳам бошад, як нусхаи онро барои истифода ба ихтиёри ҳайати Кумитаи ҷумҳурии тадорукоти ҷашни Камол бифиристад. Аммо моҳи январи соли 1995 фаро расиду аз он девони Камоли Хуҷандӣ ҳанӯз дараке набуд. Ниҳоят, мудири шӯъбаи нашриёти «Маориф» - ҷавони фозилу дар роҳи тарғиби илму дониш кӯшову ғамхор Аъзами Худойдод ба ин ҷониб чандин бор хотиррасон намуд ва иқтизо кард, ки фурсат меравад, набояд нашри тозаи девони Камолро ба таъхир андохт. Дар ин миён камина ба бемористони амрози қалб /маркази ташхиси кордиологӣ/ афтодам. Ба бемористон девони Камоли Хуҷандӣ /Теҳрон, 1958/-ро ҳамроҳ гирифтам. Як нусхаи мақолаи «Хуҷандиям»-ро, ки дар китоби «Дар сафи бузургон» /Душанбе, Ирфон», 1986/ ҷойгузин аст, низ ҳамроҳи худ гирифтам. Ба ҳамин минвол рисолаи «Камоли Хуҷандӣ - устоди ғазал» дар асоси ҳамин ду манбаъ ва адабиёте, ки баъдан номбар хоҳад шуд, тасҳеҳу такмил ва таълифу таҳлил гардид. Иншои ин рисола рузи 21 январи соли 1995 дар бемористони мазкур шурӯъ шуда, таҳрири аввали он дар моҳи апрели соли 1995 поён пазируфт.

Бо вуҷуди он, ки ҷашни Камоли Хуҷандӣ барои як сол мавқуф гузошта шуд, тибқи нақшаи кумитаи тадорукоти ҷашн дар саросари Тоҷикистон бисёр корҳои хайр ба сомон расиданд. Аз ҷумла, вазоратҳои матбуоту фарҳанг ва маориф, вазорати алоқа, нашриётҳои марказии «Адиб», «Маориф» ва «Ирфон», ҳамчунин, нашрияҳои шаҳри Хуҷанд, Кумитаи иҷроияи вилояти Ленинобод ва дигар ташкилотҳо бахшида ба ҷашни Хоҷа Камоли Хуҷандӣ корҳои хуберо анҷом бахшиданд ва рӯз то рӯз омодагии ин ҷашнро густариш бахшиданд. Аз асарҳое, ки Кумитаи ҷашни Камол нашри онҳоро ба нақша гирифта буд, рисолаи Бадриддин Мақсудов «Рӯзгор ва осори Камоли Хуҷандӣ» /Душанбе, 1994/ ба табъ расид, ки роҷеъ ба ин шоъири баландпояи хуҷандӣ нахустин асари мустақил буда, олими ҷавон дар таълифи он хизмати шоистаеро анҷом додааст. Ҳамчунин, матни мухтасари девони Камоли Хуҷандӣ дар нашриёти «Адиб» ба табъ расид.

Камоли Хуҷандӣ ҳамзамони шоъирони номдор Салмони Соваҷӣ, Хоҷуи Кирмонӣ, Убайди Зоконӣ, Ҳофизи Шерозӣ, Имоди Фақеҳ, Носири Бухороӣ, Ибни Ямин, Ҷалоли Табиб, Мағрибӣ ва амсоли инҳо буд. Аз ин ҷиҳат, маълумоте, ки роҷеъ ба Камоли Хуҷандӣ дар манбаъҳои адабӣ ва маъхазҳои таърихӣ мавҷуд аст, ба ҳамон дараҷаест, ки дар сарчашмаҳои хаттии асрҳои XV-XX доир ба ин бузургони сухан ёфт мешавад.

Масалан, Ризоқулихони Ҳидоят дар «Маҷмаъ-ул-фусаҳо» менависад: «Камоли Хуҷандӣ ва хува Камолиддин Масъуд, аслаш аз Хуҷанд будаву аз сафари Макка мурољиъат карда, ба Табрез сокин буд. Султон Ҳусайн бинни Увайси Ҷалойир ба ҷиҳати ӯ хонаву бӯстоне дар шаҳри Табрез муайяну муҳайё намуд. Вақте Мироншоҳ бинни Амир Темур ба дидани ӯ рафта, аз боғчаи ӯ мевае тановул фармуда, даҳ ҳазор динор қарзи Шайхро адо намуда. Алҳосил, бо Хоҷа Ҳофиз муъосир буда. Бузурге гуфта, ки сӯҳбати Шайх аз Ҳофиз ва ғазали Ҳофиз аз шеъри Шайх Камол хуштар буда. Дар санаи 793 реҳлат ёфта. Девони муҷҷазои қадимӣ аз вай дида шуд» /саҳ.56/. Сипас шонздаҳ байт аз ғазалҳои гуногуни Камол ба сифати намуна оварда мешавад. Албатта, аз рӯйи чунин ҳуҷҷату мадракҳои мухтасару нокифоя, ки баъзеҳояшон ҷанбаи ривоятӣ ва ҳатто афсонавӣ доранд, наметавон зиндагиномаи пурра ва мукаммали шоъирро ба таҳрир овард. Аммо бо роҳи муқобалаи асноди мавҷудаи манбаъҳои таърихӣ, сарчашмаҳои адабию тазкираҳо ва муқоисаи онҳо бо пораҳои ашъори худи Камолӣ Хуҷандӣ метавон ба баъзе воқеъаҳои зиндагӣ ва ҳодисаҳои таърихие, ки ба шарҳи ҳоли Камол марбут ҳастанд, равшанӣ андохт. Аз ҳамин нигоҳ, бо вуҷуди каму нокифоя будани санадҳо, аз он маълумоти хеле ками саҳеҳ метавон доир ба Камоли Хуҷандӣ, рӯзгору шахсият, шеваи гуфтору нигориш ва мақоми маънавии ӯ ба хулосаи муайяне омад.

Фақат ахбороти гирдоварандаи девони шоъир, ки соли 800 ҳиҷрӣ /1397 мелодӣ/ тадвин шудааст, навиштаҳои Шайх Озарӣ дар «Ҷавоҳир-ул-асрор», Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-т- вуунс»- у «Баҳористон», Давлатшоҳи Самарқандӣ дар «Тазкират-уш-шуъаро», Мирхонду Хондамир дар «Равзат-ус-сафо» ва «Ҳабиб-ус-сияр» ва Ҳофиз Ҳусайни Карбалоӣ дар



«Равзот-ул-ҷинон ва ҷаннот-ул-ҷанон» наву тоза буда, китобҳои дигар бо афзудан ва костани баъзе нуктаҳо аз доираи ҳамин маълумот берун намераванд. Албатта, ин гуна манбаъҳо ахбороти тозае надошта бошанд ҳам, номгӯйи тамоми сарчашмаҳои асрҳои XV-XX, ки роҷеъ ба Камоли Хуҷандӣ ахборе доранд ва дар рисолаи ҳозир истифода шудаанд, дар «Китобнома»-е, ки дар охири рисола илҳоқ шудааст, зикр мегарданд.

Барои ба доираҳои илмии асри XX шиносондани шахсияти Камол ва баъзе вижагиҳои эҷодиёти ӯ қайдҳои Э. Г. Браун, А. Е. Кримский, Е. Э. Бертелс, И. С. Брагинский, Ян Рипка, З. Ш. Раҷабов, А. М. Мирзоев, Х. Мирзозода, навиштаҳои С. Айнӣ, Ш. Ҳусейнзода, Азизи Давлатободӣ ва Бадриддин Мақсудов, ки бо таҳқиқу баррасӣ дар осору аҳволи ӯ таваҷҷӯҳи шоистае кардаанд, ба арзиши хос моликанд. С. Айнӣ нахустин бор соли 1925 оид ба Камоли Хуҷандӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» / Маскав, 1926, саҳ. 73-80/ маълумот дода, диққати аҳли илму адабро ба зарурати омӯхтан ва пажӯҳиши мероси фикрии Камоли Хуҷандӣ ҷалб намуда буд. Сипас, соли 1939, ӯ дар рӯзномаи вилоятии Хуҷанд, ки «Стахановчӣ» ном дошт, мақолаи муфассалтаре дарҷ намуда, аз рӯзгор ва пиндори Камол нақл мекунад. Ин мақолаи С.Айнӣ баъдан борҳо дар нашриёҳои гуногун ба табъ расид, вале ба сабаби нокифоя будани манбаъу мадракҳо ва дастраси С. Айнӣ, набудани баъзе асарҳои муҳимми таърихӣ, адабӣ ва ёддоштӣ дар мақолаи эшон чанд иштибоҳу саҳве роҳ ёфтааст, ки аз мақолаи Устод ба бисёр мақолаҳои дигар гузаштааст. Дар ин хусус дар мавқеъи баёни он вақоеъ таваққуф хоҳем кард. Ш. Ҳусейнзода солҳо ба омӯхтану нашри осори Камоли Хуҷандӣ ҳиммат варзида, зубдаи дастовардҳои худро дар мақолаи «Камоли Хуҷандӣ» /Камоли Хуҷандӣ. Мунтахабот. Сталинобод, Нашрдавлтоҷ, 1955, муқаддима, саҳ. 3-36/ ҷой додааст. Муқаддимаи ба девони Камол нигоштаи Азизи Давлатободӣ /Камол. Девон, Табрез, 1337, саҳ. се-нуздаҳ/ нуктаҳои тозае дорад. Маълумоти ду феҳристнигори эронӣ – Ибни Юсуфи Шерозӣ ва Аҳмад Гулчини Маъонӣ шоистаи таъкиди махсус аст. Ба гуфтаи Ибни Юсуфи Шерозӣ, девони Камол, ки соли 821 /1417/ китобати он анҷом

пазируфта, акнун тахти рақами 866 дар Китобхонаи Мадрасаи олии Сипаҳсолор маҳфуз аст, ашъори то замони ба Сарой бурда шудани Камолро фаро мегирад. Аҳмад Гулчини Маънӣ хабар медиҳад, ки девони Камол, ки зери шумораи 4739 дар Китобхонаи Остони Қудси Разавии Машҳад нигоҳ дошта мешавад, соли 888 ҳиҷрӣ /яъне соли 1397 мелодӣ/ аз тарафи яке аз мухлисони шоъир тадвин гардида, мухтасари шарҳи ҳоли муаллифро шомил мебошад. Рисолае, ки инак дар даст доред, бо ташвиқи мудири шӯъбаи нашриёти «Маориф» Аъзами Худойдод таълиф гардид, ки ба эшон барои ташвиқашон ба чунин амри хайр самимона ташаккур мегӯям. Аммо рисолаи мазкур ба дасти чоп дода нашуд, зеро хостам, ки девонҳои тавсифкардаи Ибни Юсуфи Шерозӣ ва Гулчини Маъониро шахсан таҳқиқ намоям. Бо ин мақсад 8 июни соли 1995 ба Эрон сафар кардам, нусхаи қаламии девони тахти рақами 4739 дар Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ маҳфузбударо санҷида, бо кумаки оғоён Толибулҳақ, Ардилон, Вораста, Ирфониён, ҳиммати ҷаноби Бародарон ва Хазинаи Сафири кабири Ҷумҳурии исломии Эрон акси он нусхаро гирифтам. Оғои Эраҷи Гулисурхӣ ҳам дар Теҳрон боз чандин бор қавл дод, ки як нусхаи девони Камоли Хуҷандиро, ки чоп кардааст, бидуни муқаввo бошад ҳам, ба камина медиҳад. Аммо ҳар дафъа ба қавли худ вафо намекард. Ниҳоят, дар моҳи сентябри соли 1995 дӯсти дерини мо ҷаноби оқои Алиасғари Шеърдӯст нусхае аз он чопро ба Душанбе оварда, дар ихтиёри камина гузошт. Ҳарчанд ин нусхаҳо бароям маълумоти тозае надоштанд, аз оқоёни мазкур барои ёрӣ ва кумаки холисона расондашон аз таҳти дил ташаккур мегӯям ва сипосгузор ҳастам.

*Оламе рӯй намуданд ба ашъори Камол,*
*Ки хаёлоти латиф аст дар оби суханаш!*



# САРГУЗАШТИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Бидуни шакку шубҳа ва гумону тардиде, Шайх Камоли Хуҷандӣ булбули шайдо ва қумрии хушнавои сафобӯстони фарҳанги Хуҷанди бостон, яке аз намояндагони барҷастаи адабиёти форсии тоҷикии асри X1V мелодӣ, шоъири бузург, орифи номдор, суханвари сутурги ҳамаср, ҳамдӯш ва ҳамвазни Хоҷа Ҳофизи Шерозист, ки чун устоди ғазал дар инкишоф ва такомули ин жанри мақбули халқ хидмати сазовореро анҷом дода, онро ба пояҳои боз ҳам баландтар бардоштааст ва суннатҳои ғазалнависии миллиро устувортар гардонидааст.

Номи ӯ Муҳаммад, кунияаш Абӯаҳмад, лақабаш Камолиддин Масъуд, машҳур ба Шайх Камол ё Хоҷа Камол ва тахаллуси адабиаш Камол буда, соли таввалудаш аниқ маълум нест. Вале аз рӯйи баъзе қаринаҳо ва маълумоти ғайримустақим дар байни солҳои 1318-1323 таваллуд шудани ӯро тахмин кардан мумкин аст. Зодгоҳи Камолиддин Масъуд шаҳри Хуҷанд аст, ки ҳамеша аз шаҳрҳои ободу дилкушои пурмева ва илму адабиётпарвари Осиёи Миёна будааст. Шамсиддин Сомӣ дар «Қомус –ул-аълом» хабар медиҳад, ки «дар он ҷо (Хуҷанд) биноҳову осори таърихии бешуморе вуҷуд дорад; таъдоди ҷамъияти он бисту нӯҳ ҳазор нафар асту қисмати аъзами онҳо ба тоҷик маъруф мебошанд».

То ҳанӯз дар Хуҷанд ҷойи ҳавлӣ ва маҳаллаеро, ки Камол дар он ҷо зиндагонӣ кардааст, дар хотир доранд, ки дар ҷойи меҳмонхонаи имрӯзаи «Шарқ» ва атрофи он ҷойгир будааст. Падари Камол аз бузургони Хуҷанд буда, Устод Садриддин Айнӣ дар ин бора мефармояд: «Тазкирачиён Камолро аз бузургони Хуҷанд мешуморанд. «Бузургзода» гуфтан аз табақаи саййиду хоҷагон гуфтан аст».[1]

Айёми кӯдакӣ ва замони таҳсили ибтидоии Камол дар зодгоҳаш – шаҳри Хуҷанд гузаштааст. Зоҳиран Камол дар мактаб хату савод, аввали илмҳои зарурӣ ва Қуръонро аз худ карда, баъд ба мадраса ворид мешавад. Барои такмили дониши худ ба мадрасаҳои шаҳрҳои машҳури дигари Осиёи Миёна -

[1] С. Айнӣ, Куллиёт, ҷилди 11, китоби якум, Душанбе, 1963, саҳ. 227.

Самарқанду Тошканд ва Хоразм рафта, дар маҳзари устодони вақт илмҳои маъмулии замони худро фаро мегирад. Омӯхтани китобҳои аллома Сироҷиддин Саккокии Хоразмӣ (1166-1228) «Мифтоҳ-ул-улум» (оид ба илмҳои саҳву наҳви забони арабӣ, маъонӣ, арӯз, бадеъ ва луғат, ки чун «Мифтоҳ» машҳур аст), алломаи дигари хоразмӣ Ҷоруллоҳ Абулқосим Маҳмуд ибни Умари Замахшарӣ (1074-1443) «Ал-Кашшофату ҳақоиқат-ат-танзили вуҷӯҳи-т-таъвил» (роҷеъ ба тафсиру балоғат, ки ҳамчун «Кашшоф» маълум аст), «Тафсир»-и Қозии Байзавӣ, «Саҳеҳи Бухороӣ» ва амсоли инҳо дар он даврон ройиҷ ва ҷузви ҳатмии барномаи таҳсили мадраса буд. Дар як ғазали Камол хабар дода мешавад, ки ӯ аз мазмуни «Мифтоҳ» - у «Кашшоф» бохабар аст, вале дар роҳи сайру сулуку ишқ онҳо роҳбар шуда наметавонанд. Ҳусни дилдорро Камол чун тафсири оятҳои Қуръон дар тафсири «Кашшоф» ошкор шумурда, ҳусни ҷамоли ёрро калид, яъне мифтоҳи кашфи асрори махзани дарду ғами ошиқ ҳисоб мекунад:

*Рухи ту ояти «Кашшоф»-и ҳуснро тафсир,*
*Ғами ту махзани асрори ишқро «Мифтоҳ»!*

Устод Айнӣ роҷеъ ба таҳсили Камоли Хуҷандӣ дар Самарқанд менависад: «Ҳарчанд аз навиштаҳои тазкирачиён ғайр аз Хуҷанд дар кадом шаҳрҳои Осиёи Миёна зиндагонӣ кардани ӯ маълум нашавад ҳам, мо аз як байти ӯ дар Самарқанд ҳам зиндагонӣ карданашро дида метавонем. Ӯ дар мақтаъи як ғазалаш, ки бо радифи «то ба кай» гуфтааст, мегӯяд:

*Гӯиям ҳар дам, ки берун шав зи шаҳри мо, Камол,*
*Ин самарқандигарӣ бо як хуҷандӣ то ба кай?!*

Аз ин байт маълум мешавад, ки Камол баъд аз касби камол кардан ва ба дараҷаи шоирӣ расидан дар Самарқанд ҳам будааст ва ба табақаи болоии ин шаҳр он қадар ҳам созиш ҳам надоштааст, ки ӯро намефорондаанд ва бо ин туассур ин байтро навиштааст»[1].

[1] С.Айнӣ, Куллиёт, ҷилди 11, китоби якум, Душанбе, 1963, саҳ. 222-223.



Фикри Устод Айниро ин байт низ тақвият медиҳад:

*Аз шакарангури самарқандиён*
*Себи занахдони ту ширинтар аст!*

Ин байт дар таркиби ғазалест, ки бо матлаъи зайл оғоз мегардад:

*Зулфи ту аз холи ту мушкинтар аст,*
*Ашки ман аз лаъли ту рангинтар аст!*

Номи Самарқанд, саҳеҳтараш, себи Самарқанд, дар муқоиса бо меваҳои Хуҷанд, мушаххасан бо анори Хуҷанд, ки дар ғазали дигари Камол зикр мегардад, низ воқеъияти дар Самарқанд зистани гӯяндаи шеърро илқо менамояд:

*Гуфтам: «Аз себи Самарқандӣ биҳу нори Хуҷанд*
*Бо занахдону лаби чун қанд!», гуфто: «Биҳ набуд!».*

Албатта, наметавон инкор кард, ки себи Самарқанд то имрӯз ҳам чун намунаи тозагӣ, гуворой, сурхӣ, зебой ва лазизӣ дар тамоми Осиёи Миёна масали ом аст.

Камол замоне дар шаҳри Шош /Тошканди ҳозира/ низ иқомат карда будааст. Дар ин хусус Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» аз номи Хоҷа Убайдуллоҳи Аҳрор чунин ҳикоятеро меорад: «Хидмати Хоҷа Убайдуллоҳ фармуданд: «Вай, яъне Шайх Камол, чанд гоҳ дар Шош мебудааст. Волиди ман мегуфт, ки вай дар он муддат, ки дар он ҷо буд, гӯшти ҳайвон намехӯрд. Як бор аз вай илтимос кардем, ки чи шавад, ки таъоме, ки дар он гӯшт бошад, хӯрда шавад? Моро гове буд бағоят хубу фарбеҳ. Хидмати Шайх бар ваҷҳи тайбат фармуд, ки ҳар гоҳ, ки ту гови худро бикушӣ, мо гӯшт бихӯрем. Ман бе он ки вайро вуқуф бошад, говро бикуштам ва аз он таъоме муҳайё сохтам. Ба ҷиҳати хотири ман аз он гӯшт бихӯрд».[1] Ин ҳикоят дар «Ҳабиб-ус-сияр» низ оварда мешавад.

[1] Абдураҳмони Ҷомӣ.Нафаҳот-ул-унс, нашри Маҳмуди Обидӣ, Теҳрон, 1370, саҳ. 609.

Гумон меравад, ки як қисми таҳсили олии Камол низ дар Самарқанд гузашта бошад. Аз шеърҳои вай маълум мегардад, ки Камол марди фозилу комил будааст. Аксари илмҳои замони худро омӯхта, махсусан дар илмҳои адабиёт, забону адабиёти араб, таърих, фиқҳ, калом, ҳикмат, тафсир, ҳадис, тасаввуф, ҳисоб, зироаткорӣ ва боғдорӣ дасти босазое доштааст. Таърихи адабиёти форсу тоҷикро некӯ медонистааст, ки ин аз ашъори ӯ ҳувайдо мегардад.

Баъди таҳсили илм Камоли Хуҷандӣ дар ниҳояти ҷавонӣ ба нияти ҳаҷ ба тарафҳои Арабистон сафар мекунад. Барои ҳаҷ гузарондан ба ҷониби Ҳиҷоз сафар кардани Камолро ин байти худи ӯ низ собит менамояд:

***Рафт овоза, ки имсол ба ҳаҷ рафт Камол,***
***Бас муборак сафаре, чун ту ба ӯ ҳамсафарӣ!***

Байти зайл аз он гувоҳӣ медиҳад, ки Камоли Хуҷандӣ дар воқеъ ҳам ба тарафи хонаи худо ва зиёрати оромгоҳи ҷаноби сарвари койинот, ки бо лафзи «ёр» ишора шудааст, мушарраф гардидааст:

***Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,***
***Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ!***

Ин фикрро байти дигари Камол низ тақвият медиҳад, ки ин аст:

***Чу аз дарат ба дари Каъба рафтаму бинишастам,***
***Кабӯтаре зи ҳарам бонг баркашид, ки қум- қум!***

Вале манбаъҳои адабӣ ва таърихӣ соли ба вуқӯъ пайвастани ин сафарро дақиқ қайд накардаанд.

Дар ин давра улуси Чиғатой, ки қаламрави писари дувуми Чингиз (соли ваф. 1242) буд, шаҳрҳои Мовароуннаҳр, Ҳафтрӯд ва Кошғарро фаро мегирифт. Кенакхон (1318-1326) пойтахти худро аз канори рӯдхонаи Илӣ дар Ҳафтрӯд ба Мовароуннаҳр кӯчонда, дар наздикии Насаф қасре бино кард, ки баъдҳо чун шаҳри Қаршӣ шинохта шуд. Шаҳрҳои Самарқанд, Бухоро,



Хуҷанд ва туманҳои тобеъи онҳо ба Кепекхон итоат мекарданд. Дар туманҳо саркардаҳои қабоили муғулнажод ковчинҳо, арлосҳо, ҷалоириён ва барлосҳо ҳукм меронданд. Хуҷанд дар дасти ҷалоириҳо буд, вале дар улуси Чиғатой, ки вазъи ноороме дошт, хонҳои он зуд-зуд иваз шуда, пойтахт ҳар замон аз як ҷо ба ҷойи дигар кӯчонда мешуд, то ки Қазоихон (1342-1346) боз пойтахташро ба воҳаи Қашқадарё кӯч дода, дар тарафи ғарби Қаршӣ барои худ бо номи Занҷирсарой қасре бино кард.

Улуси дигари муғулҳо улуси Ҳулоку (Ҳалоку) буд, ки ба Ҳулокуи писари Толуйи набераи Чингизхон таъаллуқ дошт. Ҳулоку солҳои 1217-1256 ҳукмронӣ карда, Эрон, Туркияи Шарқӣ, Мовароуннаҳр Қавқоз ва Ироқ ба ин улус ворид мешуд. Дар замони ҳукмронии Ғозонхон (1295-1304) муғулҳои ин улус дини исломро пазируфтанд. Авлоди Ҳулоку бо бозмондагони Чиғатой барои ба даст овардани Хуросон дар талош буданд. Баъди вафоти хони ин улус Абӯсаъид (1317-1335) тез-тез хонҳои улуси мазкур иваз шуда, дар Ироқу Форс ҷалоириҳо ва оли Музаффар, дар Хуросон (то соли 1381) сарбадорон, дар Ҳирот (то соли 1384) оли Карт ҳукм меронданд. Дар Эрони Ғарбӣ, Озарбойҷон, шарқи Осиёи Сағир, Ироқ ва шарқи Сурия кӯчиёни Қароқӯюнлу ҳукм ронда, дар роҳҳо ғорату дуздиро ба авҷ расонда буданд. Ба ҳамин тариқ, ба тамоми маънӣ дар мамлакат маликуттавоиф, яъне ҳокимони тойифаҳо ҳукмрон буда, дар ҳар шаҳру вилояти Мовароуннаҳру Хуросон муғулзодае ва ё туркибачае сар бардошта, даъвои истиқлол мекард. Дар Самарқанду Кеш, Хуҷанду Ҳисор, Хатлону Бадахшон, Балху Шибирғон ва монанди инҳо мушаххас ҳокиме буд, ки худро подшоҳу султон мехонд. Ҳирот дар дасти оли Карту Шероз дар зери итоати оли Инҷу нигаҳдорӣ мешуд. Шарафуддин Алии Яздӣ, Низомуддини Шомӣ, Хондамир ва таърихнависони дигар дар ин бора маълумоти фаровон додаанд. Низомуддини Шомӣ дар «Зафарнома»-и худ менависад: «Ҳар киро андак қуввате буд, дар мақоми мухолифат саркашӣ менамуд ва бад - ин сабаб фитнаву ошӯб мунташир шудаву парешониву ташвиш ба ҳоли мамолик роҳ ёфт ва раъийят дар чанголи зулм афтод».[1]

Дар Эрони Шимолӣ, Озарбойҷон ва Ироқи Араб ҷалоириҳо

[1] Зафарнома, ҷ.1, Праха. 1937, саҳ. 15.

салтанат доштанд. Аммо, чунонки зикраш гузашт, дар Сабзавор, ки маркази Хуросон ба шумор мерафт, аз соли 1336 то соли 1381 Сарбадорон ҳукумат меронданд. Ҳамаи онҳоро найрангу макр ва қатлу ғорати Темури Ланг нобуд карда, мисли аждаҳо ба коми худ мекашид. Эронинажодон ба Сарбадорон эътиқоди бузург варзида, ҳанӯз соли 1342 бо афсӯс аз дасти Амир Муизиддини Карт мағлуб гардиданашонро барои эрониён фоҷиъа шумурдаанд ва дар ин бора шоъире гуфтааст:

***Гар хусрави Карт бо далерон назадӣ***
***В-аз теғи ялӣ гардани шерон назадӣ,***
***Аз бими синони Сарбадорон то ҳашр***
***Як турк дигар хайма дар Эрон назадӣ!***

Устод Айнӣ дар хусуси сафари барҳазари Камоли Хуҷандӣ аз ватани худ Хуҷанд менависад: «Мо гумон мекунем, ки бояд ин сафари ӯ дар миёни солҳои 1350-1360 бошад. Зеро Осиёи Миёна, ки дар аввали ҳуҷуми Чингиз тамоман сӯхта хокистар шуда, дар миёнаҳои давраи ҳукмронии авлоди Чингиз як дараҷа рӯ ба осоиш оварда, дар охирҳои ҳукмронии онҳо боз рӯ ба безобитагӣ овард: аз як тараф ба сабаби суст шудани қувваи идорагии марказии Чингизиён сардорони қабилаҳо ва саркардаҳои аскарҳо сар бардоштанд, ҳар кадоми инҳо як район ва қитъаро ба дасти худ гирифта, бо якдигар меҷангиданд; дар натиҷаи ҷанги ин «ҳукмронон - теппагиён » мардум тороҷ медиданд, шаҳрҳову қишлоқҳо месӯхтанд, киштзорҳо поймол мегардиданд ва, аз тарафи дигар, Амир Темур – Темурланг / таваллудаш 1336, айёми бо истиқлол ҳукмронӣ карданаш аз соли 1370 то соли 1405 – то вафоташ/ дар ҳавои салтанат афтода, ба муқобили Чингизиён сахт меҷангид. Тохтутози Темур ва толону тороҷи ӯ дар ҷоҳое, ки Чингизиён ҳукмронӣ мекарданд, боз ҳам хунрезонатар ва бераҳмонатар буд. Албатта, монанди Камол як шоъири лирики нармдил ба ин кушокушӣ ва сӯхту сӯзҳо шоҳид шуда тоқат карда наметавонист. Аҷаб нест, ки Камол бо ин таассурот маҷбур шуда бошад, ки аз ватани худ сафар кунад».[1]

[1] С.Айнӣ, ҳамон ҷой, саҳ. 223-224



Азизи Давлатободӣ низ гӯшзад менамояд, ки Камол «дар авосити қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ Хуҷандро ба қасди зиёрати Маккаи муаззама тарк гуфт». Авосити қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ ба миёнаҳои асри X1V мелодӣ баробар аст. Яъне сафари Камол дар 33-35 - солагии ӯ сурат гирифтааст. Аз ашъори худи Камол ҳам хулосае метавон баровард, ки ҳангоми сафари ӯ мамлакат ором набудааст:

***Зинҳор аз ин замони бедодгар маро,***
***К-аз ёру шаҳри хеш ҷудо мекунад дигар!***

Хуросонро дар он солҳо мавҷи шӯриши халқии Сарбадорон фаро гирифта буд. Соли 1365 дар Самарқанд низ бо сардории шогирдони мадраса Мавлонозода, Мавлоно Хурдаки Бухороӣ ва ҳунарманди калобарес Абӯбакри Калобӣ чунин шӯриш бархост, ки хусусияти зиддимуғулӣ дошт. Шӯришчиён шаҳрро аз муғулҳо озод карда, муддате ҳукуматро ба даст гирифтанд. Аҳолии атрофи Самарқанду Кармина низ соли 1373 ба онҳо пайравӣ карданд. Ҳукумати Сарбадорон манфиати заминдорони камбизоат ва деҳқононро ҳимоят мекард. Темур ин ҳукуматро бо фиреб аз байн бурд, вале дар давоми солҳои 1370-1388 самарқандиҳо боз нӯҳ бор бар зидди Темур исён бардошта, барои озодии худ талош карданд. Аммо он шӯришҳо ба сабаби номуташаккилӣ ва стихиявӣ буданашон натиҷаи дилхоҳе надоданд.

Вазъияти пурошӯб аз ҳама бештар дар улуси Ҷӯҷӣ эҳсос карда мешуд, ки онро Ӯрдуи Заррин (Ӯрдуи Тиллоӣ ё Олтин-Ӯрда) мегуфтанд. Дар давоми солҳои 1357 – 1380 дар ин улус 25 тахтнишин иваз шуд, то ки соли 1378 бо ёрии Темури Ланг дар Тӯхтамиш ( ваф. 1406) ба салтанат расид. Вале ӯ ба мулкҳои валинеъмати худ сари чанд гоҳ ҳуҷум оварда, мамлакатро ғорат мекард. Темур ҳам солҳои 1388, 1391 ва 1395 ба муқобили Тӯхтамиш лашкар кашида, билохира ӯро битамом чунон шикаст дод, ки дигар натавонист сар боло кунад!

Аслан, Темур на шоҳзода буду на валиаҳд. Соли 1355 ҳокими Мовароуннаҳр амир Қозоғон (1346-1358) набераи худ Ӯлҷой Турконоқоро ба Темур, ки то ин вақт ба духтари яке аз бекҳои

муқтадири води Қашқадарё - Ҷақуи Барлос хонадор буд, ба занӣ дод. Соли 1358 Қозоғон кушта шуд. Ҳарҷу марҷ кишварро фаро гирифт. Ҳар вилоятеро ҳокиме ғорат мекард. Вилояти Хуҷанд дар дасти Боязиди Ҷалойир буд.

Талошҳои кишваркушоӣ, тахтутоҷхоҳӣ ва даъвои саркарда шудан иддаъои тамоми хонҳои Мовароуннаҳр буданд. Темур душмани асосии худ Амир Ҳусайнро соли 1370 ба қатл расонда, аз ҷумлаи занони ӯ Сарой Мулкхонумро ба занӣ гирифт, ки духтари Қочон Султонхон буд ва бо ҳамин ба номи ӯ минбаъд калимаи «Кӯрагон» ҳамроҳ шуд, ки маънояш «домоди хон» мебошад.

12 рамазони соли 771 (9 апрели соли 1370) бекҳои улуси Чиғатой дар Балх қурултой барпо карда, Темурро расман ҳоким интихоб намуданд. Темур Самарқандро пойтахт баргузид. Дар Самарқанд қалъаҳо, қасрҳо ва кӯшкҳо қомат афрохтанд. Соли 1377 Темур духтари Мӯсобек Тӯмоноқоро ба никоҳи худ даровард, ба ин муносибат дар атрофи Самарқанд 12 боғ бунёд кард, ки баробари 12 бурҷи фалак буданд. Соли 1397 Боғи Шамол ва дар ҳавзаи Кони Гил Боғи Дилкушо сохта шуд, ки кӯшкҳо доштанд. Боғҳои дигар низ номҳои зебои шоъирона доштанд, мисли Боғи Нақши Ҷаҳон, Боғи Биҳишт, Боғи Чинор, Боғи Ҷаҳоннамо, Боғи Зоғон ва амсоли инҳо.

Темур соли 1371 атрофи Самарқандро девор гирифта, дар давоми он 6 дарвоза гузошт, баъдтар дар он ҷой қасри «Кӯксарой»- ро сохт.

Камол, ки шахси табиатан мулоим ва оромидӯст буд, дар ин шӯришҳо ширкат наварзид. Рӯй ба сафари ҳаҷ ниҳод

Дар хусуси аз Хуҷанд баромада рафтани шоъир Ҳашрӣ дар «Сомӣ-ал-асомӣ» нақли афсонамонанде меорад, ки мувофиқи он Камол фарзанди ягонаи падари худ буда, падар ӯро маҷбуран зан медиҳад; шаби никоҳ арӯс ҳангоми ба наздаш омадани Камол аз рӯйи ноз ба ӯ «он тараф рав» мегӯяд. Камол, ки ҷавони нозуктабиати зудранҷе будааст, ҳамон лаҳза ҳамроҳи ходимаш, ки Шайх Муҳаммад ном доштааст, аз Хуҷанд баромада меравад ва муддате дар Ҳирот қарор мегирад. Чанде дар Хоразм низ зистааст, ки шояд пеш аз истиқомати ӯ дар Ҳирот бошад.



Ҳамин ривоятро дар шакли муболиғаомезтару афсонавитаре муаллифи «Равзот-ул-ҷинон» Дарвеш Ҳусайн Ҳофизи Карбалоӣ низ меорад. Вай менависад: «Ҳазрати Шайх Камол дар авойили ҳол, ки дар Хуҷанд ташриф дошта, ба риёзату муҷоҳадати тамом ба сар мебурдаанд, мехостаанд, ки вайро кадхудо созанд. Мушорунилайҳро чандон рағбате ба он набуд, то ин ки ба исрори падар розӣ гаштаанд ва духтаре ба никоҳи эшон даровардаанд, то дар шаби зифоф пеши завҷаи худ рафтаанд ва духтар аз рӯйи ноз гуфта: «Он тараф рав». Ҳазрати Шайх ҳамон лаҳза кафш пӯшидаву берун омадаву аз издивоҷ эътироз намуда, рӯй ба Дашти Қипчоқ ниҳода. Ходиме дошта Шайх Муҳаммад ном, ӯ бо ҳамроҳии вай ба тариқи таваккул рӯй дар он бодия ниҳода. Ҳарчанд мардум манъ кардаанд, ки ин бодияест хунхору аз ободонӣ барканор, фармудаанд: «Меравем, таваккулту илаллоҳ, ҳар чи пеши солик ояд, хайри ӯст».

То ин ҷой ахбороти Дарвеш Ҳусайни Карбалоӣ ривоятест, ки мумкин асоси воқеъӣ дошта бошад. Аммо давоми ривоят, ки нақл карда мешавад, бофтаи бардурӯғи хурофотист, ки рух доданаш аслан ҳеҷ мумкин нест. Давоми он ривоят чунин аст: «Чун қадам дар он бодия ниҳоданд, ҳар вақт вақти шом шутуре пайдо мешудаву пеши эшон меомада ва зону мезадаву суфраи таъомеву машки обе дар ӯ баста. Эшон таъом мехӯрданду об меошомиданду вузӯ месохтанд.Ва он чи низ аз таъому об буд, бармедоштанд ва шутур нопайдо мешуд. То чанд рӯз, ки дар он дашт буданд, ҳол бар ин минвол буд, то ин ки ба шаҳри Ҳирот мерасанд. Чанд вақт дар он шаҳр мебошанд. Акобиру аҳолии он ҷоро эътиқоди тамом ба Шайх пайдо мешавад ва дар мақоми бандагию ниёзмандиву хидмат мебошанд, то рӯзи ид чаҳорсад хилъати лоиқи ҳар кас ба вазеъу шариф ато мефармоянд. Подшоҳи он вақтро доъияти хизмати Шайх мешавад. Чун ба хайма мерасад, Шайх баъд аз тариқи зиёфат ба ходим мегӯяд: «Биравед, дар сандуқ пӯстини самурии абразарбафти қирмизӣ ҳаст. Ҷиҳати тӯҳфа ба ҳазрати хон биёваред». Ходим дониста буд, ки ҳазрати Шайх ирода менамояд, аз олами ғайб ошкор гардад. Дари сандуқро мекушоянд, пӯстини мазкур ба тариқи ҷомаҳои мазкур муҳайё

аз ҷомахонаи ғайб зоҳир гашта. Меовараду пеши подшоҳ мегузорад».

Боз як бори дигар он ривоятро бо мулоҳизаи ҷиддӣ бихонед ва худ ҳақиқати онро доварӣ намоед. Аммо дар ашъори Камоли Хуҷандӣ ба ишораҳое дучор шудан мумкин, ки аз ватани аслӣ рафтани ӯ ба нобасомониҳои давр, муҳити носолими иҷтимоъӣ ва фитнаи замон вобаста будааст:

*Ман ба ҷонон зи ҷон гурехтаам*
*В-аз ҷафои ҷаҳон гурехтаам...*
*Халқ дар хонаам куҷо ёбанд,*
*Ки ман аз хонумон гурехтаам!*
*Бар дараш дидаам рақибонро,*
*Чун гадо аз сагон гурехтаам!*

Камол баъд аз сафари ҳаҷ бо роҳи Табрез ба ватани худ баргаштанӣ мешавад ва нахуст ба Бағдод меояду баъдан ба Табрез, вале кай ба ҳаҷ рафтани Камол ва чи қадар тӯл кашидани ин сафари ӯ маълум нест. Аз китобҳое, ки нахустин маълумоти нисбатан муфассалро роҷеъ ба Камоли Хуҷандӣ медиҳанд, якум «Тазкират-уш-шуъаро»-и Давлатшоҳи Самарқандист. Ин муаллиф дар тазкираи худ таҳти унвони «Зикри Шайх - ал ориф Хоҷа Камоли Хуҷандӣ қуддусаллоҳу таъоло руҳаҳу» менависад: «Бузурги рӯзгору мақбули аброр будаву мураҷҷиъи хавосу авому сархайли акобири айём аст ва чун табъи шарифи ӯ бар тариқи шоъирӣ мубодарат намуд, аз он ҷиҳат зикри шарифи ӯ дар ҳалқаи шуъаро сабт мешавад ва илло Шайхро дараҷаи вилояту иршод аст ва шоъирӣ «дуна маротиб» -и ӯст, бо он ки пояи шоъирӣ низ баланд аст, чунонки Шайхи бузургвор мефармояд, шеър:

*Маро аз шоъирӣ худ ор н-ояд,*
*Ки дар сад қарн чун Аттор н-ояд!*

Мавлиду маншаъи Шайх Хуҷанд будаву аз бузургони он диёр асту Хуҷандро дар сувари ақолим арӯси олам гуфтаанду вилояте нузҳату васеъу дилкушой аст ва фавокиҳе, ки дар он



вилоят ҳосил мешавад, ба туҳфа ба ақолим мебаранд. Шайх ба азимати Байтуллоҳ аз Хуҷанд ба саёҳат берун омадаву аз зиёрати Каъбаи Муаззама ба диёри Озарбойҷон афтод ва обу ҳавову фазои хиттаи Табрез мулоими табъи Шайх афтод ва дар он шаҳри ҷаннатмисол мутаваттин гашт ва дар замони салотини Ҷалойир Шайхро дар шаҳри Табрез ҷамъияту шӯҳрате азим даст дод ва аксари бузургони он диёр муриди шайх шуданд ва маҷлиси шарифи ӯ маҷмаъи фузало буда».

Эраҷи Гулисурхӣ ҳадс мезанад, ки Камол бо корвони Хуҷанд ё Самарқанд ба тавофи хонаи Каъба рафта, нахуст ба Мадинаи Мушаррафа ворид шуда, аз он ҷо ба Маккаи Муаззама рафтааст». Далели ин даъво суханони зерини Камоланд, ки тавзеҳашонро дар боло овардем:

*Чу аз дарат ба дари Каъба рафтаму биништастам,*
*Кабӯтаре зи ҳарам бонг баркашид, ки қум-қум!*

Ба ҳамин тариқ, Камоли Хуҷандӣ дар Табрез, ки аз шаҳрҳои ободу мӯътабари Эронзамин аст, рахти иқомати доимӣ мегустарад. Пешаи аҳолии Табрез аслан деҳқониву боғдорӣ буд. Боғистонҳову токзорҳои он дар олам машҳур буд. Обҳои гуворо, наҳру ҷӯйборҳои матаъаддид онро машҳури оламиён гардонда буд. Аммо дар замони вуруди Камоли Хуҷандӣ ба ин шаҳр, ки ба марказн ҳунару тиҷорат табдил гардида буд, косибону пешаварон ва аҳли ҳирфа аз гӯшаю канори олам ҷамъ омада, санъатҳои марбут ба меъморӣ, наддофӣ, бофандагӣ, чакмандӯзӣ, рангрезӣ, бофандагӣ, дӯзандагӣ, оҳангарӣ, чармгарӣ, аслиҳасозӣ, кулолгарӣ, мисгарӣ, заргарӣ ва амсоли онҳоро равнақ мебахшиданд. Хусусан, атласу кимхоб, дебои чинӣ ва дигар матоъҳои абрешимин, махсуси кори шоҳибофону қолибофони табрезӣ дар бозорҳои ҷаҳон нағз ба савдо мерафтанд . Тоҷирони Чину Ҳинд, Мисру Ироқ, Шому Яман, Хуросону Хоразм, Гурҷистону Рус, Дашти Қипчоқу Аврупо дар ин шаҳр, ки дар сари роҳи корвонгузари савдои байналхалқӣ воқеъ гардида, чун пули Шарқу Ғарб хизмат мекард, ба хариду фурӯш машғул буданд. Табрез аз шаҳрҳое буд, ки Шарқро бо Ғарб наздик мекард.

Ҳамчунин, Табрезу атрофи он дорои боғистонҳо, ғаллазорҳо ва майдонҳои фарохи чорводорӣ буда, киштзорони он аз обҳои зулоли Чарандобу Сурхоб ва Сафедрӯду Миҳронрӯд ва беш аз нӯҳсад корез обёрӣ шуда, ангуру мева ва сабзавоти он ба коми муқимиву мусофирон лаззат мебахшид. Қасру саройҳо ва тоқу кӯшкҳои мӯҳташам, масҷиду мадрасаҳо, шифохонаву китобхонаҳо, хонақоҳу лангарҳои дарвешон шаҳрро зеб медоданд. Сайёҳону таърихнигорон бо шавқу завқ роҷеъ ба шукӯҳу азамати Табрези ҳамонвақта сухан рондаанд. Камоли Хуҷандӣ Табрезро чунин ёфта буд, ки Ш. Ҳусейнзода менависад: « Камол баъд аз расидан ба Табрез дарёфт, ки дар он ҷо доимо ҷамъу баҳси илмию адабӣ ва шоъирона барпо мегардад ва дар он шоъирон ва олимони барҷаста ширкат мекарданд. Вай, ки дорои табъи латиф ва афкори олӣ буд, муддате нагузашта дар Табрез шӯҳрати бемонанд насибаш гардид. Хонааш маҳфили шоъирон, донишмандон, хушнависон ва созандагони номии Табрез шуда, ҳар кас сӯҳбаташро табаррук ва ғанимат медонист.... Шеърҳояш вирди забони муштоқони шеър вай мегашт ва ҳатто девони шеърҳояш дар замони ҳаёташ, пеш аз рафтани вай ба шаҳри Сарой тартиб ва танзим шуда буд. Ҷамъкунандаи девони Камол бар он як дебочаи муфассале низ навиштааст».

Тазкиранигорон бар он муттафиқанд, ки аз сабаби хубии обу ҳавои Табрез Камол дар он ҷой манзили иқомат мегузинад. Вале гуфтаҳои худи Камол гумонеро илқо менамояд, ки дар Табрез мондани Камол танҳо хубии обу ҳавои он шаҳр набудааст. Дар Табрез мондани ӯ сабаби дигаре ҳам доштааст. Аз як ғазали ӯ ба чунин хулоса омадан мумкин аст, ки дар Табрез иқомат гузидани Камол ҳадафи ишқи нозанине гардидани ӯст, зеро мегӯяд:

*Ай боди баҳор, к-аз ту хушбӯст,*
*Маҷлис ба равоеҳи абирам,*
*Бигзар ба Хуҷанду гӯ ба ёрон*
*Аз ман, ки ба ёри Чин асирам!*
*З-он бурд Камол ҷаври он шӯх,*
*К-ӯ мухташам асту ман фақирам!*



Гумон меравад, ки байти зерини Камол, ки дар он аз чиҳил гузаштани ӯ ва ба висоли ёр нарасиданаш ишора мешавад, маҳсули давраи аввали зиндагонии ӯ дар Табрез бошад. Ин байт қаринаи устод Садриддин Айниро доир ба замони ҳиҷрати Камол дар 30-35 - солагияш аз Хуҷанд хеле наздиктар мегардонад:

***Гуфт: «Камол, оқибат бар сари зулфи мо расӣ?!»,***
***Ҳам бирасам ба шаст, чун умр гузашт аз чилам!***

Зану фарзанди Камоли Хуҷандӣ дар Табрез мезистанд. Аз авлоди ӯ адибони номдори Эрон Ризоқулихони Ҳидоят / асри 19 мелодӣ/ ва набераи ӯ Содиқи Ҳидоят /асри 20 мелодӣ/ ба камол расидаанд. Дар ин бора шаҳодати худи Ризоқулихони Ҳидоят, ки аз адибони бузург ва таърихнигорони сутург аст, равшантарин далел аст, ки дар «Маҷмаъ-ул-фусаҳо» /ҷ.6, Теҳрон,1340,саҳ.1209/ таҳти сарлавҳаи «Ҳидояти Табаристонӣ» менависад. «Ризоқулихони Ҳидоят - валодати муаллифи фақир Ризоқулӣ ал- мутахаллис ба Ҳидоят бинни Муҳаммад Ҳодӣ дар понздаҳуми муҳаррам-ул-ҳароми санаи 1215 дар шаҳри Теҳрон ҳудус ёфта. Волидам масқоурраъси Чордаҳкалота ва мулуки Ҳазорҷариб буда, ки Симнону Домғон аз билоди машҳури он ҳудуд аст. Ва чун насаби абову аҷдоду ӯ ба Шайх Камоли Хуҷандӣ мепайваста, дар асомии он тоифа Камолӣ илҳоқ мешуда, чунонки ҷадди фақирро Исмоили Камол меномиданд». Ба назарам, дар хусуси шаҷараи авлодии Камоли Хуҷандӣ болотару боварибахштар аз сухани мазкури Ризоқулихони Ҳидоят далелу бурҳоне буда наметавонад.

Камол зода ва парвардаи «Тирози ҷаҳон» – Хуҷанди бостонист. Вале буруз, ташаккул ва авҷи ниҳоии ӯ чун шахсияти маънавӣ дар Табрез сурат пазируфтааст. Дар Табрез чун шоъиру донишманд, сӯфию ориф ва шайху муршиди комил ном мебарорад ва нуру зиёи аз он хиттаи ҷаннатмакон ба атрофу акноф паҳн гардида, ба аҳли олам сафову ҳузур бахшидааст. Ба қавли муаллифи «Табақоти Шоҳиҷаҳонӣ», Камол «аладдавом ба риёзату ибодат авқот гузаронда, гоҳе ашъори обдор бар лавҳи эътибор нақш менамуд». Вале аз кадом вақт

ва дар чӣ синну сол ба шеъргӯӣ оғоз намудани Камол маълум нест. Ҳамин қадараш аён аст, ки соҳиби истеъдоди фитрии шоъирӣ буда, шеърро бо амри дил, дар мавридҳои туғёни ботинии хеш мегуфтааст. Аз ин ҷиҳат, ӯ ба мадеҳасароӣ майле надорад, аз хоксорӣ ҳатто девони ашъори хешро бо майли худ тартиб надода будааст. Дар ин бора ӯ қитъае дорад, ки баъдан хоҳем овард.

Аслан, гуфтан мумкин аст, ки дар он замон барои пешрафти илму адаб дар Мовароуннаҳр василае мавҷуд набудааст. Адибону доноёни зиёди мовароуннаҳрӣ тарки ватан намуда, рӯ ба ҳиҷрат ниҳода, дар Эрону Ҳиндустон, Осиёи Сағир ва кишварҳои арабӣ паноҳ меҷустаанд. Бадри Чочӣ /ваф.1344/, Бурундуқи Хуҷандӣ /ваф.1356/, Зиёи Нахшабӣ /ваф.1370/ ба Ҳиндустон паноҳ бурда, Носири Бухороӣ /ваф.1372/ дар Бағдод мезист. Албатта, ин сафару ҳиҷратҳо натиҷаи ҳавою ҳавасе набудаанд. Эҳтиёҷ, тангии зиндагӣ ва умеди осоиш аҳли фазлро ба сафар ва ҷилои ватан таҳрик медод. Вале Камолро касе ба тарзи иҷборӣ ба Табрез набурдааст, ҳатто касе ӯро ба он ҷо нахондааст, дар он ҷо касе ба ӯ қатъан зулме ҳам раво надидааст. Ӯ худ бо камоли майли хотир иқомати ин шаҳри биҳиштойинро ихтиёр намуда, дар оғӯши гарму нарми мардуми он толибони илм, аҳли завқ ва сарсупурдагони иршодро ба сӯйи маърифату муҳаббати илоҳӣ ҳидоят мекардааст. Халқи ташнаи дониш даъвати ӯро бо ҷону дил пазируфта, бо чашми ҳақиқатбин ба кунҷи андешаҳо ва аъмоқи афкори ин солики масолики худовандӣ нигариста, даъватҳои ӯро лаббайк гуфтааст.

Аммо дар Табрез чанд гоҳ мондани Камол маълум нест. Ба ҳар ҳол, Табрез, ки дар он замон дорои дусад ҳазор хонавода аҳолӣ буд, дар миёни кӯҳҳо воқеъ гардида, бо наҳру ҷӯйҳои сероб, майдонҳою хиёбонҳои сабзу хуррам, бозорҳову корвонсароҳо ва иморатҳои муҳташам машҳур буд, минбаъд иқоматгоҳи Камол қарор гирифт. Ӯ бори аввал солҳои зиёд, на камтар аз 20 сол /мувофиқи ахбори Тақии Кошӣ, ҳамагӣ 4 сол /, дар ин шаҳр зиндагии осоишта мегузаронад: аввал дар маҳаллаи Абдуллоҳи Чуббачӣ зиста, баъдан ба Волиёнкӯҳ, ки онро Волиёнкӯй низ мегӯянд, кӯчидааст. Он ҷо Султон Ҳусайни



Ҷалойир (776-784/ 1375-1389) барои Камол хонақоҳе пӯшонда, атрофи онро худи Камол боғу бӯстон кардааст. Мувофиқи ахбороти аҳли таърих ва навиштаи муқаддимаи «Девони Камол», зимистони соли 787 ҳиҷрӣ (моҳи декабри соли 1386) сардори эли Олтин-Ӯрда Тӯқтамишхон, ки аз соли 1380 ҳукм меронд, бо лашкари зиёд аз роҳи Дарбанд ба Табрез ҳамла оварда, шаҳрро наҳбу ғорат карда, аз Марoғаву Нахҷувону Дарбанду Табрез дусад ҳазор одамиро чун асир ба поёноби Волга, ки онро тоторҳо Итил мегуфтанд, ба шаҳри Сарой бурдааст, ки дар он замон Сарой пойтахти Олтин-Ӯрда ба ҳисоб мерафт.

Муҳофизати шаҳри Табрезро Мирвалӣ – ҳокими собиқи Гургон, ки ба василаи Темури Ланг ронда шуда буд ва хони Халхол - Маҳмуд ба ӯҳда доштанд. Табрезиҳо аввал силоҳ ба даст гирифта, хӯду ҷавшан пӯшида, кӯчаву хонаҳои худро муҳофизат мекарданд. Шаҳр ҳукми қалъаи дастнорасро дошт. Тӯқтамиш бо табрезиён бардурӯғ сулҳ баст. Табрезиён хушбоварона ва ноогоҳ аз макри душман, гӯё аз шарри қотилон эмин шуда бошанд, аслиҳаи худро як сӯ гузоштанд. Лашкариёни садҳазорнафараи Тӯқтамиш фурсатро ғанимат шумурда, дубора аҳдшиканона ба шаҳр ҳуҷум оварда, ҳазорон зану мардро куштанд ва шаҳрро тохтанд. Шаҳри Табрез чунон истилову тороҷ шуд, ки ҳатто маблаги аз халқ барои тармим ва ободонии иморату Боғи Рашидия ҷамъовардаи Фарҳодоқо ном амалдор ҳам ба дасти Тӯқтамиш афтод. Силсилаи иморатҳои Рубъи Рашидӣ ва ё Рашидия олитарин иморатҳо ва боғоту гулгаштҳои хушманзари Табрези он замон буданд, ки дар вақташ вазири Султон Муҳаммади Худобанда – Рашидуддини Ҳамадонӣ (вазораташ солҳои 703-719 ҳиҷрӣ– 1303–1319 мелодӣ) он мавзеъро дар Волиёнкӯҳ сохта буд. Бинобар навиштаҳои худи Рашидуддин ва писараш Саъдуддин, дар кӯйи Рашидия сӣ ҳазор хона, ду китобхонаи бузург, ки яке дорои беш аз шаст ҳазор ҷилд китоби илмиву адабӣ буд, бисту чор корвонсарой, як ҳазору панҷсад дӯкон мавҷуд буд. Оҳиста – оҳиста ободиҳои Рашидия, ки мақоми ҷамъомади аҳли илму адаб, табибону ҳакимон, хаттотону наққошон, мутрибону орифон буд, рӯ ба вайронӣ овард. Табрезиён намехостанд, ки

он иморатҳои олӣ, боғҳои мусаффо ва гулгаштҳои хушманзар, ки аз обидаҳои мӯҳташами меъморӣ буданд, тамоман аз байн раванд. Ба ҳамин мақсад пул ҳам ҷамъ карданд, вале ба нияти ватандӯстонаи худ нарасиданд. Ҳамлаи Тӯқтамиш нагузошт, ки табрезиҳо беҳтарин ёдгории меъмории шаҳри худро барқарор нигоҳ доранд. Камол дар бораи ин ҳамлаи ғосибона қитъаи зеринро гуфтааст:

*Гуфт Фарҳод-оқо Мирвалӣ,*
*Ки Рашидияро кунем обод.*
*Зари табрезиён ба оҷуру санг*
*Бидиҳем аз барои ин бунёд.*
*Буд мискин ба кори кӯҳканӣ,*
*Ки зи мӯрони кӯҳу дашт зиёд*
*Лашкари подшоҳ Тӯқтамиш*
*Омаду ҳотиф ин нидо дардод:*
*«Лаъли Ширин ба коми Хусрав шуд,*
*Кӯҳ беҳуда меканад Фарҳод!».*

Тӯқтамиш ба тақлид аз истилогарони дигар, хусусан Темури Ланг, дар қатори ғаниматҳои худ бо хоҳиши завҷааш Камолро низ ба пойтахти давлати Олтин-Ӯрда – шаҳри Саройи Нав, ки дар поёноби Волга – дар масофаи 224 мил наздикиҳои Астрахани ҳозира воқеъ гардида буд, бурд. Астрахан аз калимаи Ҳоҷитархон ба вуҷуд омада, оҳиста-оҳиста русону туркони булғорӣ (вулғорӣ – соҳилнишини Волга (Итил) ба Аҷтархан – Аштархан – Астархан – Астрахан табдил додаанду дар сарчашмаҳои тоҷикӣ шакли «Аштархон» -и он маъмул аст. Аммо бо номи Сарой ду шаҳр маълум буд, ки ҳар ду ҳам чун пойтахти давлати Олтин-Ӯрда ба шумор мерафтанд. Аз ин ду Сарой яке Сарой-Боту ё Саройи Кӯҳна буд, ки соли 1254 Боту бунёдаш гузоштааст. Дар натиҷаи тохту този Темур /1395/ он хароб гардида, соли 1480 аз байн рафт. Дувумӣ Сарой - Берке ё Саройи Нав аст, ки хони дигари Олтин-Ӯрда - Берке /тақрибан соли 1260/ онро асосаш гузошта буда, онро низ Темур соли 1395 вайрон кард. / А.Фёдоров-Давыдов. Новый Сарой по раскопкам 1963-1964 гг. «Советская археология», 1966, №2 /.



Дар ин маврид Давлатшоҳи Самарқандӣ менависад: «Дар аснои он ҳол Тӯқтамишхон аз Дарбанд қасди Табрез кардву баъд аз фатҳи он диёр Шайхро бо фармони манкӯҳаи хон ба диёри Дашти Қипчоқ ба шаҳри Сарай бурданд». Дар ин шаҳр Тӯқтамиш Камолро дар силки муқаррабони худ ҷой дод.

Санадҳои таърихӣ гувоҳӣ медиҳанд, ки Сарой дар он замон шаҳре мутамаддин, серҷамъият, обод ва тамизу тоза буд. Дар он ҷо қасру кӯшкҳо, корвонсарою дӯконҳо ва боғу гулгаштҳои зебо сохта шуда буданд. Тоторҳо, муғулҳо, хоразмиён, русҳо, арабҳо, румиҳо, туркҳо, эронинажодон ва ғайраҳо дар ин шаҳр ҳаёт ба сар бурда, касби тиҷорат, ҳунарҳои зебо, хаттотӣ, лавҳанигорӣ, котибанависӣ, наққошӣ, рассомӣ, меъморӣ, кулолгарӣ, мусиқӣ, оҳангарӣ, мисгарӣ, бофандагӣ ва ғайраро равнақ медоданд. Дар ин шаҳр пайравони ойину кеш ва адёну мазҳабҳои гуногун мезистанд. Масҷидҳои мусулмонӣ, калисою монастирҳои насронӣ ва маъбадҳои буддоийву шаманӣ бидуни низоъ арзи вуҷуд мекарданд. Мувофиқи навиштаи сайёҳи араб Ибни Батута, ки дар ҳамон солҳо ба Сарой сафар доштааст, танҳо миқдори масҷидҳои ҷомеъи ҳанафиён дувоздаҳто буда, шофеъимазҳабҳо соҳиби як масҷиди ҷомеъ будаанд. Ғайр аз ин, чандин масҷиди маҳаллӣ амал мекардааст. Ибни Батута дар ин бора менависад: « Шаҳри Сарой пойтахти Султон аст. Аз зеботарин ва бузургтарин шаҳрҳои дунёст, ки дар замини ҳамворе воқеъ шуда,ҷамъияти он қадре зиёд аст, ки шаҳр бо ҳама вусъат ба назар танг менамояд. Бозорҳои хубу кӯчаҳои паҳновар дорад. Рӯзе бо яке аз бузургони шаҳр ба қасди таҳқиқи вусъати он савор шуда, даври шаҳр ҳаракат кардем. Манзили мо дар як сӯйи шаҳр буд. Бомдод роҳ афтодем ва ҳангоми завол ба интиҳои тарафи дигар расидем. Пас аз намози зӯҳру хӯрдани наҳор аз он сӯ роҳ афтодем. Ҳангоми ғуруб ба манзил расидем. Дар масири мо боғ вуҷуд надошту хароба ҳам набуд. Шаҳри Сарой сездаҳ масҷиди ҷомеъ барои намози ҷумъа дорад, ки яке аз он хоси шофеъиён аст. Шумораи масоҷиди дигар низ бисёр зиёд аст. Мардуми ин шаҳр аз тойифаҳои мухталиф ҳастанд, вале саканаи аслӣ муғулон мебошанд, ки ҳукумат низ дар дасти онҳост, бархе ҳам ба дини ислом даромадаанд. Тавойифи дигари сокини он шаҳр иборатанд аз устҳо, ки

мусулмон шудаанд. Қипчоқҳо, черкасҳо, русҳо ва румиҳо, ки ҳама масеҳӣ ҳастанд, ҳар тойифа дар маҳаллае ҷудогона менишинад ва бозору дӯкони ҷудо дорад. Бозаргонону ғарибон, ки аҳли Ироқи Аҷаму Ироқи Араб ва Мисру Шом ва дигар ҷоҳо ҳастанд, ҳуллаи махсусе, ки деворе гирди он кашида шуда, манзил мекунанд».[1] Дар ин шаҳри канори Волга (Итил) бозаргонҳои Русияву Рум, Чину Мисру Шом, Хоразму Эрону Осиёи Миёнаву Ҳиндустон ва ғайраро дидан мумкин буд, ки колоҳои худро ба ин ҷо оварда, борҳояшонро аз Шарқ ба Ғарб ва аз Ғарб ба Шарқ мебурданд.

Дар қаламрави Тӯқтамиш чорводорӣ ва аспарварӣ хеле ривоҷ пазируфта буд. Аз Дашти Қипчоқ асосан мӯйина, пӯсти самуру санҷоб, аспу аслиҳа мебурданд. Фақат дар як сафар барои фурӯхт чаҳор ҳазор асп аз Дашти Қипчоқ ба Эрон бурда шудааст. Дар атрофи шаҳр деҳқонӣ маъмул будааст. Аз ҳама муҳиммаш он ки дар Сарой адибону донишмандон, табибону мунаҷҷимон ва шайхони зиёде зиндагӣ карда, бисёри вақтҳо доир ба муъаммоҳои илму фарҳанг, масъалаҳои фалсафа, қавонини шариъат ва нуктаҳои шеър маҷлису баҳсҳо меоростаанд. Дар доираҳои фарҳангӣ ашъори Фирдавсӣ, Низомӣ, Аттор, Ҷалолиддини Румӣ, Саъдӣ ва шоъирони дигари форсу тоҷик нуфузи азиме дошта, асарҳои зиёде аз ин адабиёт ба забони туркии тоторӣ баргардонида шудаанд, ки «Хусраву Ширин»-и Қутб, «Калилаву Димна», «Муҳаббатнома»-и Хоразмӣ, «Наҳҷ-ул- фародис»-и Маҳмуди Саройӣ, «Гулистон-бит-туркӣ», «Панднома»-и Аттор, достони «Ҷамҷамаи султон»-и Ҳисоми Котиб намунаҳои барҷастаи онанд.

Дар маҳфилҳои адабии Сарой ба арабӣ, форсӣ ва туркӣ асар навишта, ба се забон муламмаъҳо мегуфтаанд. Дар зиёфате, ки ба шарафи Ибни Арабшоҳ ороста будааст, аҳли адаб ва ҳозирин ба арабӣ, форсӣ ва туркӣ шеърҳо хондаанд. Қутбиддин Ар-Розӣ, Саъдуддини Тафтозонӣ, Ҳофиз ибни Баззозӣ, Сайфи Саройӣ, Маҳмуди Булғорӣ барин як зумра олимону адибон дар он шаҳр мезистаанд. Мо намедонем Камоли Хуҷандӣ бо ин адибону донишмандон дар чӣ робитае

[1] Аз муқаддимаи Э.Гулисурхӣ ба «Девони Камол», Теҳрон, «Суруш», 1374, саҳ. 26-27



будааст. Аммо ҳаминаш маълум аст, ки дар Сарой бад зиндагонӣ намекард. Вай чун шахси намакшинос поси хотири мардуми мулкҳоеро, ки дар канорашон зистааст, ба ҷой оварда, онҳоро васф менамояд.

Камол, чунон ки ишора шуд, муддате дар Хоразм низ зистааст. Ба гумони мо, ин давра пеш аз бурда шудани ӯ ба Сарой ва иқомати вай дар Ҳироту Табрез бояд бошад, зеро худи ӯ гоҳе аз машҳур шудани ашъораш дар Хоразм фахр намуда, аксар аз дурӣ аз он диёр нола мекунад:

***Ман, ки Хоразм гирифтам ба суханҳои ғариб,***
***Набувад майли Ироқу ҳаваси Табрезам!***

Тахмин кардан мумкин аст, ки байтҳои зеринро Камол дар Сарой ба ёди Хоразм гуфта бошад:

***Ман ба сад манзил зи Хоразмам ҷудо в-аз оби чашм***
***Ҳамчунон наззораи мардум ба Ҷайҳун мекунам.***

Ё:

***Зи селоби мижгон дуруди Камол***
***Ба Ҷайҳуну Хоразму ёрон расон!***

Тӯқтамишхон шоъирро ҳамроҳи худ ба сафарҳо ва походу юришҳояш низ мебурдааст. Ба ин чунин ишорати худи шоъир низ шаҳодат медиҳад:

***Камол, имсол чанде шуд ғазал бар асп гуфт аксар,***
***Ғазалҳои сариаспӣ набошад ғолибан биҳ з-ин!***

Дар Сарой зиндагониву маъишати Камол осудаву бофароғат мегузаштааст. Аз ин ҷиҳат, ӯ дар шаъни Сарой, дар тавсифи дилбарони моҳталъати он ва осоиштагии худ байтҳои зиёде дорад, мисли:

***Бӯстонест сарой аз гули он рӯӣ, Камол,***
***Ба Сарой омадӣ, ай булбули хушгӯ, бисарой!***

Аслан моҳлиқоёни тотор, ки барьакси бонувону дӯшизаҳои тоҷику эронӣ бо рӯйи бараҳна мегаштанд, дар адабиёти форсу тоҷик чун рамзи зебоӣ аз замони Устод Рӯдакӣ шурӯъ шуда, чун символ арзи вуҷуд мекарданд. Вале дар ашъору гуфтори Камол он ҳақиқати воқеъӣ касб намуда, ҷиҳати реалистии ин образро афзун мегардонад. Шоъир аз ин ҳолат ба ваҷд омада мефармояд:

***Агар Сарой чунин асту дилбарони Сарой,***
***Биёр бода, ки ман фориғам зи ҳар ду сарой!***

Вале Камол дар Сарой, бо вуҷуди фароғати ҷисмонӣ, аз сӯзи ҳиҷрону дурии ёру диёр азобу танҳоии маънавӣ мекашид. Вай аз Сарой ғазалҳои худро ба Табрез фиристода, ба ситоиши Табрез, ки манбаъи илҳому ишқ ва андешаву тафаккури ӯ буд, мепардозад. Бештар Табрез ва Сурхобу Чарандоб, Гаҷилу Волиёнкӯҳ барин маҳаллаҳои зебои онро як-як ва паси ҳам бо камоли дилбастагӣ ёд мекунад, зеро маҳз дар Табрез ва аз Табрез «олам сухани Камол бигрифт». Ва гумон меравад,ки аҳли хонаводаи шоъир он ҷо монда будаанд:

***Табрез маро ба ҷойи ҷон хоҳад буд,***
***Пайваста маро вирди забон хоҳад буд.***
***То дарнакашам оби Чарандобу Гаҷил,***
***Сурхоб зи чашми ман равон хоҳад буд!***

Камол на фақат Табрезу мавозеъи онро ҳамеша меситояду ба ёд меорад, балки, чунонки гуфта шуд, ғазалҳои тозаи худро пайваста ба дӯстони табрезиаш мефиристад, ки худ дар ғазале ин матлабро чунин изҳор доштааст:

***Бифрист, Камол, ин ғазали тар суви Табрез,***
***Чун сели сиришкат раҳи Сурхоб гирифтаст!***

Ағлаби тазкиранигорону таърихнависон хабар медиҳанд, ки Камол дар Сарой 4 сол ҳаёт ба сар бурдааст. Аз ҷумла, Давлатшоҳи Самарқандӣ хабар медиҳад, ки «муддати чаҳор



сол Шайх дар Сарой буд». Доноёни муосир низ ин гуфтаро такрор ба такрор зикр мекунанд. Аслан ин маълумот нодуруст буда, ба шарҳу тавзеҳ ниёз дорад. Воқеъа ва ҳодисаҳои таърих шаҳодат медиҳанд, ки баъди 10-11 соли иқомати Камол дар Сарой (аз соли 1385) - соли 1395 Темури Ланг бо дусад ҳазор аскар ба муқобили Тӯхтамиш лашкар кашида, ин шаҳрро истило кард. Камол низ фурсатро мугтанам шумурда, ба Табрез баргашт. Дар сафари бозгашт аз Сарой ба Табрез Камол, ки синнаш ба ҷое расида буд, азобу машаққати зиёд дида, тангӣ ва гуруснагӣ мекашад. Дар ин бора худи ӯ ишораҳо дорад:

***Матбахи бебаргӣ маро дар сафар***
***Нест, ба ҳаққи намак, ӯмоҷи хушк!***
***Ҳамчу сутуне, ки бувад хаймаро,***
***Мегузаронем ба кӯмоҷи хушк!***

Тақии Кошӣ дар «Хулосат-ул-ахбор ва зубдат–ул-афкор» / рукни солис, дастнависи Китобхонаи давлатии оммавии Санкт-Петербург ба номи Салтыков-Щедрин, Дорн-323, в. 38 а/ хабар медиҳад: «Шайх /яъне Камол - А.А./ баъд аз чаҳор сол бо ҳамроҳии яке аз муридон аз шаҳри Сарой гурехту ба шаҳри Табрез омад ва ба сӯҳбати Султон Ҳусайн бинни Султон Увайс, ки аз салотини Ҷалоирия аст ва дар он муддат Табрез дар тасарруфи вай буд, расиду султон вайро бинавохт». Вале ин қавл низ саҳеҳ нест, зеро Султон Ҳусайни Ҷалоир дар солҳои 776-784 /1374-1382/ дар Табрез ҳукумат дошт ва шиносоии Камол бо ӯ қабл аз ҳуҷум ва тохтани Тӯхтамишхон ба Табрез ба вуқӯъ пайваста буд.

Муҳити фарҳангие, ки Камолро парварда буд, бо суннатҳои қадимӣ ва анъанаҳои маданиии устувор дар тамоми олами ислом машҳур буд. Улуми динӣ, донишҳои дақиқ, тиб ва риштаҳои дигари илму маърифат дар тараққӣ ва ривоҷ буданд. Осори фикрии донишмандони соҳаи тиб Чағминӣ, риёзату мусиқӣ Абдулқодири Марогӣ, ситехршинос Қозизодаи Румӣ (1360-1430), орифи номдор Мирсаид Алии Ҳамадонӣ, олимони риштаи донишҳои инсоншиносӣ, файласуфон, ҳайатдонон - Саъдуддини Тафтозонӣ (1339-1413), Мирсаид Шарифи Ҷурҷонӣ

(1322-1392), олимони фиқҳу ҳадис Нақмиддин ва Аҳмади Насафӣ, алломаи ориф Хоҷа Муҳаммади Порсо (1345-1420) - дувумин халифаи Хоҷа Баҳоуддини Нақшбанди муассиси фирқаи тасаввуфии Нақшбандия ва амсоли инҳо дар тамоми мамлакатҳои мусулмонӣ шӯҳратманд буданд.

Дар ин давра беш аз ҳама илми таърихнигорӣ рӯ ба равнақ ниҳод. Аслан дар Мовароуннаҳр то чоряки охири асри XIV дар натиҷаи сиёсати ҳукмронони ҷоҳили муғулӣ барои равнақи илму адаб дигар шароите боқӣ намонда буд. Вале дар замони Темур илми таърихнигорӣ рӯ ба инкишоф ниҳод. Дар вилоятҳои дигари Эрон пайдоиши китобҳои таърихӣ гоҳ – гоҳ ба назар мерасиданд. Асарҳои Ҳамдуллоҳи Муставфӣ «Зафарнома» дар 75 ҳазор байт ва «Таърихи гузида» (1329-1335), Муъиниддини Яздӣ (ваф.1387) «Мавоҳиби илоҳӣ», таърихи Оли Музаффар, муаллифи номаълуме «Таърихи Сарбадорон» аз он ҷумла мебошанд. Низомиддини Шомӣ доир ба футӯҳоти Темур «Зафарнома»-ро навишт. Сайёҳон ва таърихнигорони араб, ки ба дидори Темур расидаанд – Ибни Батута (1304-1377) ва Ибни Халдун (1332-1406) низ роҷеъ ба бисёр воқеъи таърихии замони Темур равшанӣ меандозанд. Шарафуддин Алии Яздӣ «Зафарнома»-и худро соли 1425 ба итмом расонда бошад ҳам, мисли Ибни Арабшоҳ (1389-1450) - муаллифи «Аҷойиб-ул-мақдур фӣ таърихи Темур» ва Фасеҳи Хавофӣ (1375-1442), ки «Муҷмали Фасеҳӣ»-ро навиштааст, аз таълифоти муаррихини замони Темур истифода бурдааст. Шамсиддин ибни Фахриддин Ҳиндушоҳи Нахчивонӣ соли1361 тахти унвони «Дастур-ул-котиб фӣ таъйин – ил – маротиб»-ро тартиб дод, ки ҳуҷҷатҳои расмиро фаро мегирад. Асари табиби дарбори Темур Мансур ибни Муҳаммад «Ташреҳ бит-тасвир», ки соли 1396 таълиф шудааст ва рисолаи «Бознома»-и Алӣ ибни Мансури Хуловонӣ дар илми санъати шикор аз он дарак медиҳанд, ки доираи тадқиқоти илмии замони Камол хеле фарох будааст.

Замони Камол замоне буд, ки аз хутути насху таълиқ хатти настаълиқ ихтироъ гардида, минбаъда дар Эрон, Осиёи Миёна, Афғонистон, Осиёи Хурд, Ҳинд, Қафқоз, Соҳилҳои Волга, Балкан ва ғайра чун хатти асосии нусхабардории осори адабӣ ва таърихӣ қарор гирифт. Албатта, дар аввал он содда буд,



бошад Миралӣ ибни Илёси Табрезӣ (1330-1404) хеле суфта ва зебо гардонд. Дар Табрези он вақт хаттотони номӣ ва китобнависони моҳир зиёд буданд, ки то имрӯз осори қалами Саййид Ҳайдари Кунданавис, Мубораншоҳи Зарринқалам, Юсуфи Машҳадӣ, Абдуллоҳи Сайрафии катибанавис боқист. Дар васфи Сайрафӣ чунин қитъаи шеър то ба замони мо омада расидааст:

*Сайрафӣ - ноқиди ҷавоҳирхат,*
*К-аз пайи килк гашт гавҳаррез.*
*Ҳаст бар ҳусни хатти ӯ шоҳид*
*Дару девори хиттаи Табрез!*

Рассоми чирадаст Абдулҳайи Бағдодӣ (1360-1420), ки бо амри Темур ба Самарқанд оварда шуда буд, дар инкишофи санъати хаттотӣ ва ҳунари миниатюрсозӣ саҳми арзанда гузоштааст

Таърихи ба Табрез ҳуҷум кардани Тӯқтамишхон аниқ буда, манбаъҳои таърихӣ ва аксари муҳаққиқон онро соли 787 ҳиҷрӣ, мутобиқ 1385 мелодӣ сабт кардаанд. Аз ин рӯ, он ба баргаштани Камол аз Сарой дар замони Султон Ҳусайни Ҷалоирӣ рост намеояд. Вале С.Айнӣ бо қаринае таърихи ба Табрез ҳуҷум овардани Тӯқтамишхон ва Камолро ба Сарой бурдани ӯро соли 1372 ангошта, онро ба ҳақиқат наздик карданӣ шуда, қайд менамояд, ки тамоми тазкиранависон хабар медиҳанд, ки Камол дар шаҳри Сарой чаҳор сол монда, боз ба Табрез баргаштааст. С. Айнӣ ба Табрез баргаштани Камолро ба воқеаи соли 1376 аз Сарой гурехтани Тӯқтамишхон вобаста медонад ва менависад: «Дар соли 1376 Уруҷхон ном аз хонҳои ҷӯҷиманчӣ бо Тӯқтамиш ҷанг карда ба ӯ ғолиб омад. Тӯқтамиш маҷбур шуд, ки аз мамлакати худ зуд гурехта ба паноҳи Темур ба Самарқанд равад. Ана ин фурсат барои Камол, ки дар Сарой маҷбуран маҳбусвор меистод, барои баргашта рафтан ба Табрези дӯстдоштаи худаш фурсати муносиб буд ва аҷаб нест, ки аз ҳамин фурсат фоида бурда бошад. Камолро бо зӯрӣ бурда буд, ба ихтиёри худ барои баргаштани ӯ рухсат намедод ва Камол ҳам наметавонист, ки аз дасти Тӯқтамиши ба сари давлат ва ҳукмронӣ осуда нишастагӣ гурезад».[1]

[1] С. Айнӣ, Куллиёт, ч. 11, китоби аввал, саҳ. 225-226

Дар ҳақиқат, худи Камол ҳам ба Табрез баргаштанӣ шудани худро бо ноорoмие дар шаҳри Сарой вобаста медонад:

***Шаҳри Сарой чун дилат ошуфта шуд, Камол,***
***Вақт аст, агар азимати Табрез мекунӣ!***

Лекин солҳои 1372-1376 Камол ҳанӯз ба Сарой ворид нашуда буд ва ҳатто ҳанӯз соли 780 ҳиҷрӣ /1381/ Тӯқтамишхони гуреза худ дар паноҳи Темур буд. Дар қитъаи дигаре ҳам Камол, ки Саройро ситуда, шефтаи дилбарони он гардида буд, акнун Саройро шаҳри вайрони андуҳфазой меномад, ки низ дар натиҷаи иғтишоше ба Табрез бозгаштани ӯро таъкид менамояд:

***Иморат чаро мекунад Чим-оқо***
***Дар ин шаҳри вайрони андуҳфазой?***
***Яке хона ӯро магар бас набуд,***
***Ки ду хона месозад андар Сарой?***

Бояд қайд кард, ки воқеъаи нақлкардаи С.Айнӣ ягона ноорoмии ҷиддие набуд, ки дар замони ҳукмронии Тӯқтамишхон ба вуқӯъ пайваста бошад. Ноорoмии дигаре, ки рӯй додааст, дар соли 797 /1395 ҳангоми Саройро ба тасарруфи худ даровардан ва аз тарафи Темур кушта шудани Тӯқтамишхон ба вуҷуд омада буд, ки дар ин вақт ҳанӯз Камол он ҷо буд, зеро ҳарчанд аксари сарчашмаҳои таърихӣ ва адабии асрҳои XV-XIX танҳо чаҳор сол дар Сарой мондани Камолро таъкид намоянд ҳам, наздикони Камол дар Сарой ёздаҳ сол мондани ӯро хабар медиҳанд. Аз вақте ки асари Ҳофиз Ҳусайни Карбалойии Табрезӣ чоп шуд (1344/1965), ин иштибоҳ рафъ гардид. Ҳофиз Ҳусайни мазкур, ки яқинан аз маълумоти китобҳои пешин истифода кардааст, дар асари худ «Равзот-ул-ҷинон ва ҷанот-ул-ҷанон» /соли итмомаш 975/1567/ менависад: «Дар сари хиёбони Табрез мавзеъест машҳуру маъруф ба Абдуллоҳи Чуббачӣ, (Шайх – А.А.) муддати мадид он ҷо мебошанд, то он ки Тӯқтамишхон мутаваҷҷеҳи Табрез мешавад ва Табрезро гирифта, наҳбу ғорат мекунад. Дар шуҳури санаи сабъа ва самонина ва сабъамоя /яъне787/1385 – А.А./ ва чунон ки дар мутуни таворих мазкур аст, ҳазрати Шайхро /яъне Камолро – А.А./ ҳамроҳ мебаранд, то муддати санаи самона ва тисъина ва сабъамоя /яъне798-/1396 – А.А./ он ҷо (дар Сарой – А.А.) мебошанд, чунончи ёздаҳ сол он ҷо буда бошанд. Дар ин муддат ёди Табрез мекардаву орзуи он балдаи таййиба менамудаанд, то охир Амир Темур ба сари Тӯқтамишхон меравад ва Саройро ғорат мекунад ва ҳазрати Шайхро ба Табрез меоваранд. Ин навбат, ки ташриф меоваранд, дар Волиёнкӯй қарор мегиранд» /чопи Теҳрон, 1965, саҳ. 501-502/. Шояд манбаъи истифодакардаи Ҳофизи Ҳусайни мавсуф гуфтаҳои ҷомеъи девони Камоли Хуҷандӣ бошад, ки он ҷо гуфта мешавад: «Пеш аз ин таърих /санаи787/ 1385-ро дар назар дорад, ки Камолро аз Табрез ба Сарой бурда буданд – А.А./, саҷҷодаи иршоди ин ягонаи даврон ва хулосат-ул-ашори ва-л-аквон бар ҳошияи балдаи Табрез мабсут буд ва умуми халоиқ ало ихтилофи табақотуҳум ва табойина ҷониятуҳум ба залоли авотифи он ҳазрат мултаҷо шуда, бо амону амонаи дуҷаҳонӣ фоиз мегаштанд ва аз манзумоти маноми ин афсаҳи аном иқтибоси рамузи сирри илоҳӣ мекарданд ва уюни дафотир ва вуҷӯҳи сафойин бад-он мушшаҳ мегардониданд, то авоили зилқаъдаи санаи сабъа самонина ва сабъамоя /яъне 798 – А.А./ бар муқтазои ройи низоми ло мукаддарат – уд – даҳр биҳори фитнаву ошӯб дар тамаввуҷ омад ва риёҳи мухолифати зулму адвон вазидан гирифт ва ливои иршоди исломпаноҳӣ / яъне Камоли Хуҷандӣ-А.А./ ба ҷониби Сарой наҳзат фармуд ва зилли залила бар мефориқи суккону қатони он диёр бигустаронид... Мустаъидони Озарбойҷон ғариқи дарёи фироқу ҳариқи оташи иштиёқ гаштанд ва дар интизори мақдами шариф онро лайли ва атрофуннаҳор Саъдивор мегуфтанд:

***Боз о, ки дар фироқи ту чашми умедвор***
***Чун гӯши рӯзадор бар Аллоҳу акбар аст!***

То дар шуҳури санаи самона ва тисъина ва сабъамоя /яъне 798 1396 – А.А./ ... субҳи давлат ва уфуқи саъодат бидамид... ва ливои иршоду рояти вилояти ҳазрати исломпаноҳӣ /яъне

Камоли Хуҷандӣ – А.А./... ба фазои мамлакати Озарбойҷон нузул фармуданд... ва бар қоъидаи қадим саҷҷодаи иршод бигустаронид ва фузалову мустаъидони Табрез дар муқобили ин ниъмати узмо ва мувозоти ин мавҳабати кубро ҷабҳаи хузуъ бар хок ниҳода»/ аз дебочаи мураттибони девони Камоли Хуҷандӣ, ки таҳти рақами 4739 дар Китобхонаи Остони Қудси Разавии Машҳад маҳфуз аст, в.4а, 12 аб, 3 а-3 б, ки ҳангоми саҳифабандӣ пешу охир шудааст/. Ба ҳамин тариқ, замоне, ки Тӯқтамишхон кушта шуд ва Камол аз бандагиву асорат наҷот ёфта, озод гардид, аз Сарой ва Аштархон на ба Хуҷанд, ки нисбат ба Табрез хеле ҳам наздик буд, балки роҳҳои махуфу душворгузари дурударози дашту биёбонҳоро тай намуда, маҳз ба Табрез баргашт ва баробари ба Табрез расидан боз аз сари нав мафраши иршодро густарда, дар он ҷо конуни ирфонро қавитар афрӯхта, пиру барно, омию олим ва ҳамагонро ба сӯйи ҳақиқат хонд.

Забеҳуллоҳ Сафо низ қайд мекунад, ки «таърихи бозгашти Камолро аз Сарой ба Табрез ҷомеъи девони ӯ (, ки аз шогирдонаш буд, - А.А.) муқорини соли 798 зикр мекунад».[1] Ин санад саҳеҳ буда, ба гуфтаҳои худи Камол пурра мутобиқат менамояд. Инчунин, дар девони Камол байте ҳаст, ки дар он кушта шудани Тӯқтамишхон ва сабаби роҳати халқ гардидани ин ҳодиса зикр мешавад:

***Ҷангат ба лашкари Тӯқтамиш мемонад,***
***К-аш куштани ӯ шуд сабаби роҳати халқ!***

Ба назар чунин мерасад, ки Камол аз Сарой аввал ба Шероз рафтанӣ будааст, вале кашиши дидори дӯстони табрезиаш ва, яқинан, аҳли хонаводааш ӯро аз сафари Шероз нигоҳ дошта, ба Табрез меорад. Ин байт гумони моро қавӣ мегардонад:

***Аз баҳри поси хотири табрезиён, Камол,***
***Бо сорбон магӯй, ки Шерозам орзуст!***

Ғазали зеринро шояд Камол баъди аз Сарой баргаштан ва

[1] З.Сафо. Таърихи адабиёт дар Эрон,ч. III, бахши дуюм, Теҳрон, 1977, саҳ. 1133.



ба Табрез омаданаш суруда бошад. Дар ғазал кайфияти висоли баъд аз фироқи ҷонгудоз бадастомада хуб ифода гардидааст:

***Биҳамдуллаҳ, ки дигарбора рӯйи дӯстон дидам.***
***Чу булбул мекунам мастӣ, ки боғу бӯстон дидам!***
***Ман он мурғи хушалҳонам, ки берун аз қафас худро***
***Ба иқболи баҳор эмин зи ташвиши хазон дидам!***
***Фалак гар тофт рӯйи меҳру баргардид аз ёрӣ,***
***Фаромӯшам шуд он боре, чу рӯйи меҳрубон дидам!***
***Шаби қадре, ки меҷустам ба хобу рӯзи некӯйӣ,***
***Чу он мӯ дидаму он рӯ, ҳам ин дидам, ҳам он дидам!***
***Муроди ман миёни ёр буд, он дар канор омад,***
***Миёни роҳат афтодам, чу ранҷи бекарон дидам!***
***Замони васл, к-аз дигар замонҳо биҳ ниҳад ошиқ,***
***Ба рӯйи дӯстон ман ин замонро он замон дидам!***
***Камол, он дам, ки хоҳӣ дид бо ёрон қарин худро,***
***Бигӯ: "Ин давлат аз юмни шаҳи соҳибқирон дидам!"***

Ин шаҳи соҳибқирон кист? Бидуни шакку шубҳа, Темури Ланг аст[1]

Чаро Камол аз Сарой ба Шероз рафтанӣ буд? Сабаб он аст, ки баъди як соли ба Сарой бурда шудани Камол, яъне соли 1366, Темур Табрезро истило намуда, ба писари девонаавзоъи худ Мироншоҳ дода буд ва темуриҳо Камолро, ки маҷбуран ба дарбори Тӯқтамиш хизмат карда буд, мумкин аст озор медоданд. Бар замми ин, ҳокими пешинаи Табрез Султон Ҳусайни Ҷалойирӣ, ки дар солҳои 1375-1382 Ироқу Озарбойҷонро дар тобеъияти худ нигоҳ медошт, барои Камол дар Волиёнкӯҳ боғе ҳадя карда, дар он ҷо барои ӯ хонақоҳеву ҷимаъае ҳам сохта дода буд, ки он мавзеъ аз Табрез ним фарсах дуртар дар беруни шаҳр воқеъ гардида буд. Тӯқтамиш ва Султон Ҳусайн душманони Темур буданду валинеъматони Камол. Шерозро Темур баъди тороҷ /соли 1387 мелодӣ/ вогузошта буд. Бинобар ин Камол Султон Ҳусайнро ба некӣ ба ёд меорад:

*Гар гӯшае бисозад Султон Ҳусайн моро,*
*Дар қалби шаҳр набвад касро ба мо низоъе!*
*Бо мутрибони хушгӯ шому сабоҳ бошад*
*Дар гӯшаи «Ҳусайнӣ» ушшоқро самоъе!*

Ин гуфтугузор, албатта, ба замони пеш аз Сарой бурда шудани Камол дахл дорад. Султон Ҳусайн шояд баъди ин талаб он мавзеъро ба Камол дода бошад. Камол ин мавзеъро ба боғи пурдарахте табдил додаву биҳишташ номида буд («Аз биҳишти худои азза ва ҷалла – То ба Табрез ним фарсанг аст»), даромадашро барои мусофирони бебизоату дармонда ва ҳоҷатмандон сарф намуда, аксар аз ин бечорапарвариҳо қарздор мешуд ва қарзҳои худро низ аз ҳисоби даромади маҳсули ҳамин боғ баробар мекард. Ба тарзи дигар гӯем, Камол бо вуҷуди эҳтиром ва шӯҳрати зиёд, дар Табрез зиндагии дарвешонаи фақиронае мегузаронд. Вале аҳли Табрез ва ҳокими он Мироншоҳи писари Темури Ланг ба ӯ эҳтироми зиёде меварзиданд. Ин ҷо дар бораи Мироншоҳ ва муносибати ӯ бо Камоли Хуҷандӣ шарҳро густариш додан зарур аст.

Соли 782/1380-81 Темур писари худ Мироншоҳро бо лашкари сершуморе ба Хуросон фиристод, ки онро фатҳ намуда, дар он ҷо ҳукмрон бошад. Баъди ҳафт сол Мироншоҳ дар Мовароӣ Қафқоз алайҳи Тӯхтамиш ҷангида, ӯро шикаст дода, ҳамзамон - то соли 793/1392 ҳокими Хуросон ҳам буд. Ниҳоят, Темур соли 797/1394-1396 ба Дашти Қипчоқ ҳуҷум оварда, Тӯхтамишро пурра шикаст дода, ҳукумати Озарбойҷонро ба ихтиёри Мироншоҳ гузошт. Соли 798/1396 Мироншоҳ аз Ҳирот ба Табрез рафта, то соли 802/1400 волии Озарбойҷону Табрез буд. Камоли Хуҷандӣ солҳои охири ҳаёти худро дар Табрез гузаронд. Давлатшоҳи Самарқандӣ менависад: «Аммо султонзодаи мӯҳтарам Амироншоҳ дар айёми давлати соҳибқирон Темури Курагон ҳафт сол подшоҳи Хуросон буд, баъд аз он ҳазрати соҳибқирон Хуросонро ба Шоҳрух Султон дод ва мамлакати Табрезу Озарбойҷон ва музофоти онро ба Амироншоҳ Мирзо бахшид ва чанд сол ба истиқлол дар Озарбойҷон салтанату ҳукумат намуд. Подшоҳзодаи хушманзар аз аҳли табъу мулоим будаву шуъаро дар ҳусну ҷоҳи ӯ ашъор гуфтаанд. Аз он ҷумла ин аст, шеър:



*Гуфтанд халоиқ, ки туйӣ Юсуфи Сонӣ,*
*Чун нек бидидам, ба ҳақиқат биҳ аз онӣ!*

Аммо Мироншоҳ рӯзе аз асп дарафтоду димоғи ӯ қусур ёфт ва атиббо чандон, ки муъолиҷа карданд, муфид набуд ва заъфи димоғи ӯ торӣ шуд, то ҳадде ки ба моҳулиё кашид ва ба дараҷаи ҷунун расид, ҳамвора бо лавандон сӯҳбат доштӣ ва умарову наввоброизо намудӣ ва бор надодӣ ва арбобу акобирро беҳурматӣ кардӣ, чунонки ҷасади Хоҷа Рашидро аз мақбараи ӯ, ки дар Рашидияи Табрез аст, берун кард ва фармуд, то ба гӯристони ҷуҳудон устухони ӯро дафн созанд; ва хонзодае, ки ҳарами мӯҳтарами ӯ буда ва Амир Темури Курагонро бо ӯ инояти куллӣ буд, фармудӣ, то бастандӣ ва изову уқубат кардӣ ва хонзода аз ӯ бигрехту ба Самарқанд пеши Соҳибқирон рафт ва пироҳани хунолудаи худро арз кард ва аҳволи писар пеши падар бозгуфт. Амири Кабир гирён шуд ва ҳафтае бо кас сухан нагуфт ва лашкар кашид ва азимати Озарбойҷон намуд ва сабаби ирсоли лашкар ин қазия аст. Ва кона золика фӣ ҷимодиюлаввали санати хамса ва тисъина ва сабъамоата», яъне соли 795/1395.

Темур ба Озарбойҷон расида, писари худро дар ҳоли табоҳе дарёфта, ҳамнишинону надимон ва наздикони ӯро аз дами теғ гузаронд ва ҳатто баъзеҳоро ба дор кашид. Давлатшоҳи Самарқандӣ нақли худро давом медиҳад: « Се фозили ҳунармандро, ки надими амирзода Амироншоҳ буданд, ҳамчу Мавлоно Муҳаммади Кохакии Кӯҳистонӣ, ки зӯфунун будаву дар илми ҳайъату улуми ғариба вуқуфи тамом дошта ва Мавлоно Қутбиддини Нойӣ ва Абдулмӯъмини Гӯянда, ки ҳар се фозил буданд, ҳукми куштан кард ба иллати он ки аз ҳамсӯҳбатии эшон димоғи шоҳзода Мироншоҳ аз ҳол гардида ва бинобар ин он се нодираи рӯзгорро фармуд дар ҳудуди Қазвин аз ҳалқ даровехтанд. Ва Мавлоно Муҳаммади Кӯҳистонӣ устод Қутби Мойиро дар вақти қатл гуфт: «Ту дар маҷлиси подшоҳ муқаддам будӣ, ин ҷо низ тақдим кун!». Мавлоно Қутб дар ҷавоб гуфт: «Ай мулҳиди бадбахт, хорро бад-ин ҷо расонидиву ҳанӯз тарки латифа намекунӣ?!» Ва Мавлоно Муҳаммад дар вақти қатл ин қитъа фармуда, ғафоруллоҳу, қитъа:

*Поёни кору охири давр аст, мулҳидо,*
*Гар меравию гар на, ба даст ихтиёр нест!*
*Мансурвор гар бибарандат ба пойи дор,*
*Мардона пой дор, ҷаҳон пойдор нест!*

Ва ҳазрати Соҳибқирон баъд аз он ки нудамои ҷалиси амирзода Мироншоҳро сиёсат фармуд, ду моҳ ӯро надид ва мулки Озарбойҷонро бар валади амирзода (Мироншоҳ – А.А.) - Абӯбакр тафвиз фармуд ва падарашро бад-ӯ супурд ва салтанат мавсум будӣ, аммо умури мамлакат мутлақо ба яди тасарруфи Абӯбакр афтод ва Мироншоҳи Курагон рӯзгоре бад-ин сифат бигзаронид ва дар шуҳури санаи тисъа ва самонамиата /809/ 1407 – А.А./ бар дасти Қароюсуфи Туркман ба қатл расид ва амирзода Абӯбакр Баҳодур подшоҳзодаи хуштабъу хушманзар ва шуҷоъу соҳибҳиммат буд ва гӯянд шамшери ӯ ҳафт ман буда. Баъд аз қатли Мироншоҳи Курагон аз тарокима (туркманҳо – А.А.) мунҳадим шуда, ба ҷониби Кирмон афтод ва дар ҳудуди санаи ашара ва самонамиата / 810/ 1408 - А.А./ ба қатл расид ва умри ӯ бисту ду сол буд. Ва ҳукумати Мироншоҳ Мирзо дар Хуросон нӯҳ сол ва дар Озарбойҷон ёздаҳ сол буд».

Оре, зиндагии Камоли Хуҷандӣ дар Табрез ағлаб фақирона мегузашт, ки шояд ихтиёрӣ чунин риёзатро барои худ муносиб дида бошад. Ба ҳар ҳол, худ мефармояд:

*Нестию тангдастӣ бошадат доим, Камол,*
*Чун надорӣ дил, ки дорӣ даст аз он шириндаҳан!*

Қашшоқӣ, бенавоӣ ва зиндагии дарвешона гузаронидани Камолро аз воситаҳои тасвири бадеъии ӯ низ пай бурдан мумкин аст:

*Зи шодӣ барҷаҳам ҳар дам чу гандум бар сари тоба,*
*Гар он хат донаи умрам чу шӯр андӯхтан гирад.*

Дар байти боло шоъир ҳолати ҳаяҷонбори худро ба гандуми бирёншудаистода ташбеҳ медиҳад, ки агар худ онро намедид



ин навъ суханро гуфта наметавонист. Ба касе пинҳон нест, ки гандумбирёну ҷавбирён ва писту талқон ғизои дарвешон ва одамони камбизоату муфлис аст.

Либоси Камол ҳам аз муфлисии ӯ дарак медиҳад. Вай мисли дигар дарвешони замонаш хирқаи кабуде мепӯшидааст, ки гардолуду садпора будааст. Шоъир ба маҳбубааш муроҷиат намуда мегӯяд:

*Ҷоно, зи гарди кӯят пурбод домани мо*
*В-ин далқи гардхӯрда садпора бар тани мо!*

Чунонки зикраш гузашт, Камол баъди ёздаҳ сол аз Сарой ба Табрез баргашта, Амир Темур соли 1386 Табрезро фатҳ карда, писари худ Мироншоҳро ҳокими он мамлакат таъйин карда буд. Соли 1392 тамоми Озарбойҷон, Рай, Гелон, Шервон, Дарбанд ва сарзаминҳои Осиёи Сағир низ ба Мироншоҳ бахшида шуд. Нишемангоҳи ҳукумати Мироншоҳ Табрез буд. Мироншоҳ яке аз мухлисони Камол гардид. Давлатшоҳи Самарқандӣ чунин нақлеро моорад: «Рӯзе Мирзо Мироншоҳ ба дидани Шайх /яъне Камол - А.А./ омад. Чун нишастанд, чеҳрагони /посбонони/ подшоҳ бар боғчаи Шайх давиданду ба ғорати дарахти олучаву зардолу машғул шуданд. Шайх табассуме карду чеҳрагонро гуфт:

-Ай муғулон! Ғоратгарӣ дар боғ мекунед, ки Камоли бечора қарздор асту баҳои меваи ин боғчаро танхоҳи қарзхоҳон намудааст! Мабодо, ки шумо бӯстонро ғорат кунеду Камоли бечора ба дасти ғарибони мушаннеъ гирифтор шавад!

Султон Мироншоҳ гуфт:

-Магар Шайх қарздор аст?

Шайх фармуд:

-Оре, даҳ ҳазор динор.

Мироншоҳ дарзамон фармуд даҳ ҳазор динор зари нақд биёваранд ва таслими шайх намуданд. Шайх қарзҳоро адо кард» /Тазкират-уш-шуаро, Теҳрон, 1337, саҳ. 367/.

Муносибати наздики Мироншоҳу Камолро Хондамир низ чандин бор дар асари хеш «Ҳабиб-ус-сияр» сабт карда, аз ҷумла менависад: «Мирзо Мироншоҳ нисбат ба Шайх Камол

иродате тамом ва ақидате локалом доштаву рӯзе ба мулозимати он ҷаноб рафта, камари мурассаъ ба расми назр ба назди Шайх ниҳод ва ба хилофи маъҳуд Шайх он камарро бардошта ба хона бурд ва баъд аз лаҳзае, ки ба сӯҳбати асҳоб муъовадат кард, ҳамаро мақбуз ёфта, пурсид, ки ёрон чаро беҳузуранд? Яке аз ҳозирон гуфт, ки дарди камар доранд. Шайх табассум карда гуфт: – Камарро биёваранду тақсим кунанд» / Ҳабиб –ус–сияр, ҷ.3, Теҳрон, саҳ. 549/.

Шоъирони ҳамнишини Камол ҳам гувоҳӣ медиҳанд, ки дар байни Мироншоҳу Камоли Хуҷандӣ робитаи хубе барқарор будааст. Аз ҷумла, Ардашер ибни Ҳасан Маъозии Табрезӣ, ки аз суханварони ҳамнишини Камол буда, Камол дар ҳаққи ӯ қитъае дорад, шаҳодат медиҳад:

***Шайхи муршид Камоли миллату дин***
***Дӯш мегуфт рамзе аз сари ҳол,***
***Ки шаҳаншоҳи мир Мироншоҳ***
***Подшоҳест бас фариштахисол!***
***Дар ҷавобаш Ҷамоли дин Сӯфӣ***
***Гуфт: «Ӯ хусравест фаррухфол!»***
***Баъд аз он дар миён Маъозӣ гуфт:***
***«Подшоҳест бо Ҷамолу Камол!»***

Муаллифони таърихи «Равзат-ус-сафо», тазкираи «Оташкада» ва «Қомус-ул-аълом» ва бисёр муҳаққиқони имрӯза муддате дар Қалъаи Санг маҳбус шудани Камолро хабар медиҳанд. Аммо сабабу замони рух додани он воқеъа ва дар куҷо будани он қалъаро касе нанавиштааст. Ба ҳар ҳол, аз ҳақиқати он бурҳони ақлпазире моро дар даст нест. Фақат баъзеҳо ҳадс задаанд, ки Камол ин рубоъиро, гӯё, дар он мавқеъ дар ҳамон зиндон гуфта будааст:

***Кай бошад аз ин танг бурун омаданам?!***
***Ном аст аз ин нанг бурун омаданам!***
***Гӯӣ магар аз санг бурун меояд***
***Парвонаи аз Санг бурун омаданам!***

Устод Айнӣ ин воқеъаи бетаъриху маҷҳулро дар ҳаёти



Камоли Хуҷандӣ як нуктаи сарпӯшида шумурда, қайд менамояд, ки «ҳарчанд ин ду манбаъ /яъне «Оташкада» ва «Қомус -ул-аълом» - А.А./ он фоҷиаро аз таърихи «Равзат-ус-сафо» нақл карда бошанд ҳам, он ҳодиса дар он китоб дида нашуд» ва дар поварақ илова мекунад, ки «ин рубоъиро ба Масъуди Саъди Салмон нисбат медиҳанд». Бинобар ин ба хулосае омадан мумкин аст, ки шояд ин воқеъа аслан рӯй надода бошад. Ин эҳтимолро байти зерин низ ба ҳақиқат наздик мегардонад:

***Чунин мурғи хушалҳоне, ки ман бошам, раво бошад,***
***Ки хористони Боришканд бошад гулситони ман?!***

Бо ин ҳама Камол умри дароз дидан ва пирии худро дар чанд байташ гӯшзад менамояд:

***Ман ба ҳавои қоматат умри дароз ёфтам,***
***З-он ки ҳамеша кардаам касби ҳавои муътадил!***
* * * * *
***Ғам махӯр чун зоҳидони хушк аз пирӣ, Камол,***
***То ғазалҳои тари чун об гуфтан метавон!***
* * * * *
***Гарчи зи ғам пир шуд Камол дар ин диёр,***
***Пир набошад, ки дар биҳишти барин аст!***

На фақат аз номи худ, балки аз номи маъшуқа низ пирии Камол таъкид мегардад:

***Гуфтӣ, ки ба пирӣ тарафи ишқ раҳо кун,***
***Чун ишқ даромад, чӣ ҷавонию чӣ пирӣ!***

Дар як байти дигар Камоли Хуҷандӣ ҳатто худро садсола мешуморад («Чу дидам қиблаи рӯйи ту, садсола намози худ—Ба меҳроби ду абрӯят қазо кардам, қазо кардам!»), ки «аз ин ишорат метавон вайро ба соли 803 (таърихи вафоташ – А.А.) пирмарде умри дарозёфта дар назар муҷассам сохт, ки агар сад сол низ надошта бошад, беш аз 80 сол умр кардааст» (Азизи Давлатободӣ).

Вале ин умри дарозу тӯлонии ӯ аксар дур аз хешу табор ва

ёру диёр гузаштааст. Ба қавли профессор Ш.Ҳусейнзода, дар мулкҳои гарибӣ «ҳаёт ва зиндагии шоъир дар зери азоби бекасӣ ва маҳрумӣ аз ёру диёр гузашта буд. Вай гоҳе аз он бекасӣ, ғарибӣ ва оворагардиҳои худ ба танг омада, фарёдҳои ғамгинона кашидааст», вале «дар ин гуна ҳангоми дурӣ аз ёру диёр, бекасӣ ва тангдастиҳо дар кишвари бегона, ки қадру қимати ватан ва шавқи дидори ёронашро боз ҳам афзунтар мекард, ба мақсад расида наметавонист». Ғазали машҳури ғарибии Камол, ки аз маҳсули қаламӣ солҳои охири ҳаёти вай аст, азоби рӯҳонӣ ва кулфатҳои ҷисмонии ӯро ба тарзи дилхарош ифода менамояд:

***Дил муқими кӯйи ҷонон асту ман ин ҷо гариб,***
***Чун кунад бечораи мискинтан, танҳогариб?!***
***Орзуманди диёри хешаму ёрони хеш,***
***Дар ҷаҳон то чанд гардам бесару бе по гариб?!***
***Чун ту дар гурбат наяфтодӣ, чӣ донӣ ҳоли мо?!***
***Меҳнати гурбат надонад ҳеч кас, илло гариб!***
***Ҳаргиз аз роҳи карам рӯзе напурсидӣ, ки чист***
***Ҳоли зори мустаманди монда дур аз мо гариб!***
***Дар гарибӣ ҷон ба сахтӣ медиҳад мискин Камол,***
***Во гарибӣ, во гарибӣ, во гарибо, во гариб!***

Бобоҷон Ғафуров пеш аз сабти ғазали боло фикри худро чунин иброз медорад: «Камоли Хуҷандӣ .... аз барҷастатарин устодони назм мебошад. Ғазалҳои ӯ хеле равон ва хушоҳанг буда, баъзе аз онҳо ба мавзӯъ ва мазмуни худ ғазалҳои Ҳофизро, ки Камол бо вай робитаи дӯстӣ доштааст, ба хотир меоранд. Ғазали зерин (яъне ғазали боло - А.А.) ғаму ҳасрати шоъирро дар ёди ватан хеле хуб ифода намуда, бо як силсила ғазалҳои тоҷик, ки ҳамчун шеърҳои «ғарибӣ» маъруфанд, пайваст мешавад» /Тоҷикон, китоби якум, Душанбе, «Ирфон», 1988, саҳ. 687/. Садои нолаҳои ҷонкоҳи Камоли ғариб аз абёти дигари ӯ низ ба гӯш мерасад:

***Дилам ба зулфи ту чун аст, аз ин ғариб мапурс,***
***Ки шом чун гузарад бар гариб, ман донам!***



* * * * *

***Дил буд баҷономада дар тан зи ғарибӣ,***
***Дар зулфи ту бозаш кашиши ҳуббн ватан бурд!***

* * * * *

***На манам аз ватан афтода ғариби туву бас,***
***Ай муқимону гарибон ҳама оворaи ту!***

* * * * *

***Чӣ пурсӣ аз Камол, охир, ки дур аз рӯйи ман чунӣ?!***
***Чӣ бошад ҳоли он булбул, ки аз гулшан ҷудо афтад?!***

Камол дур аз зодгоҳи худ Хуҷанд дар Табрез, ки ҳукми ватани дувуми ӯро дошт, мезист. Гуфтан душвор аст, ки барои Камол кадоме аз ин ду шаҳр азизтар ва маҳбубтар аст. Аслан, ҳар дуи ин шаҳр барои Камол мисли ду чашм зарур аст. Аз ин лиҳоз, дар тавсифи ҳам Хуҷанд, ки зодгоҳи ҷисмонии адиб аст, ва ҳам Табрез, ки будгоҳи охирини ӯст, суханро дареғ намедорад.

Вазъи шаҳри Табрезро, ки дар роҳи корвонгузари Шарқу Ғарб воқеъ гардида буд, сафири Испания - Гонзалес Клавихо, ки баъди се соли вафоти Камол /соли 1404/ аз он гузашта, ба Самарқанд омада буд, дар «Сафарнома»-и худ /тарҷумаи М.Раҷабниё, Теҳрон, 1344/ чунин ба қалам медиҳад: «Чаҳоршанбеи понздаҳуми жуин /июн - А.А./ ба ҳангоми фурӯ рафтани хуршед ба шаҳри бузурги Табрез расидем, ки дар даште миёни ду ришта кӯҳи лухт қарор дорад. Ин шаҳр маҳсур /яъне деворбанд - А.А./ нест ва риштаи кӯҳҳои ҷониби чап ба канори шаҳр мерасад. Ҳавои ин доманакӯҳ, ки дар самти ҷанубии шаҳр аст, гарм асту наҳрҳое, ки аз он ҷорист, барои ошомидан носолиму музӣ ҳастанд. Риштаи кӯҳҳое, ки дар муқобили он, яъне дар самти рост /шимол/ қарор дорад, ҳавои сарде дорад ва қуллаи он дар тамоми сол аз барф пӯшида аст. Дар ҷӯйборҳое, ки аз он ҷониб фурӯ мерезанд, оби ошомидании хубе ҷористу аз онҳо ба наҳрҳое, ки ба Табрез кашидаанд, ба нуқоти шаҳру ба ҳамаи хонаҳо об мерасонанд /саҳ.161/. Аз ин кӯҳ, ки дар самти рост аст, рӯдхонае ба сӯйи ҷануб ҷорист, ки ҳамаи оби он дар шаҳр ба масрафи обёрӣ мерасад. Бисере аз наҳрҳое, ки аз он рӯдхона муншаъиб /ба шохаҳо ҷудо - А.А./ шудаанд, аз майдонҳову хиёбонҳои паҳну майдонҳои васеъ

ҷорист, ки дар пиромуни онҳо сохтмонҳои бузург дида мешаваду дари онҳо ба майдонҳо боз мешавад. Корвонсароҳо низ чунин аст ва дар онҳо дастгоҳҳои муҷаззо ва дӯконҳою дафтарҳо сохтаанд, ки аз онҳо истифодаҳои гуногун мекунанд. Чун аз ин корвонсароҳо хориҷ шавем, ба хиёбонҳо ва бозорҳое мерасем, ки дар онҳо ҳама гуна коло фурӯхта мешавад. Дар бозор порчаҳои абрешиму пунба ва тафтаю абрешими хом ва ақиқу ҷавоҳироту ҳама гуна зуруф метавон ёфт. Дар воқеъ, гурӯҳи касире бозаргону мақодири бисёре коло дар ин шаҳр вуҷуд дорад... Дар саросари Табрез сохтмонҳои зебову масоҷиди бисёр дида мешавад, махсусан масоҷид бо кошиҳои обиву тиллоӣ ороста шудаанд. Дар ин масоҷид косаҳои булӯрин барои чароғ ҳаст, ки назири онҳоро дар сарзамини Туркия дидем /саҳ.162/. Аммо, мутаассифона, бисёре аз он иморатҳоро ахиран ба фармони Мироншоҳ, ҳамон шаҳзодае, ки писари аршади Темур аст, вайрон сохтаанд... Ҷамъияти он шаҳр бояд дар ҳудуди дувист ҳазор хонавор ё бештар бошад. Дидем, ки дар бисёре аз хиёбонҳову майдонҳои шаҳр саққохонаҳое ҳасту дар саққохонаҳо ба ҳангоми тобистон ях меандозанд ва низ левонҳои /ҷомҳои/ мисиву биринҷӣ дар он ҷо гузоштаанд, то бо он об биошоманд... Чунон ки мегуфтанд, масоҷиди зебою нафиси бисёре дар ин шаҳр аст ва низ гармобаҳои бисёр олӣ дорад, ки дар ҷаҳон камназир ҳастанд» /саҳ.164/. Тоққою кӯшкҳо бо лоҷуварду оби тилло оройиш дода шуда буданд. Дар ҳақиқат, шаҳри Табрез бо ин қадар ободӣ то замони зери дасти Темур гузаштанаш маркази савдои байналхалқӣ буда, аксар дар он ҷо савдогароне, ки аз Шарқу Ғарб, яъне аз канорҳои Баҳри Сиёҳу Осиёи Сағир ва гӯшаҳои Осиёи Марказӣ меомаданд, ба ҳам вохӯрда, сандал, мӯйина, пӯст, абрешим, ақиқу тилло, пӯсти хазу санҷоб барин колои худро радду бадал мекарданд. Маҳсули боғистону токзорҳо ва сабзавоту ғаллаи атрофи шаҳр на фақат аҳолии шаҳри Табрезро таъмин мекард, балки ба ҷойҳои дигар низ бурдаву фурӯхта мешуд.

Бо вуҷуди дар чунин шаҳре зиндагӣ ба сар бурдан ва аз неъматҳои он бархурдор будан, шоъири ватандӯст Камоли Хуҷандӣ ҳеҷ гоҳ зодгоҳи азизи худ – «тирози ҷаҳон» ва «арӯси олам» - ро аз ёд набароварда, ҳамеша аз меваҳои шаккаринаш,



кӯҳи пурсахову босафои рӯбарӯйи он – Меваѓул /кӯҳи «Муғул» - и имрӯза, ки аслан аз ду калимаи сирф тоҷикӣ – «мева» ва «ғул» (анбӯҳ, фаровон) ном гирифтаву Камол онро маҳз бо ҳамин ном – «Меваѓул» ва «Кӯҳи Хуҷанд» ёд мекунад , аммо шояд онро мардуми маҳаллӣ баъди куштору ғорату асорати ваҳшиёнаи муғулу туркони кӯчманчии носеру нодида ва поймолу валангору хористон кардани боғу бӯстонҳои шодобаш, чунон ки дар Табрез дар пеши чашми худи Камол боғашро ғорат кардаанд (аз нақли Давлатшоҳи Самарқандӣ), чун нишонаву муҷассамаи зиндаи баттоливу бадкориҳояшон аз сари қаҳру нафрат «Кӯҳи Муғул» номида бошанд/, рӯди канори он Сайҳун ва Мовароуннаҳру Самарқанд ёд карда, тамоми умр аз хуҷандӣ будани худ фахр мекардааст ва худро низ ифтихори Хуҷанд мешумурдааст:

***Бо лутфи табъ мардуми Шероз аз Камол***
***Бовар намекунанд, ки гӯям: «Хуҷандиям!».***

Ё:

***Хоки Хуҷандро, ки зи Шероз кам ниҳанд,***
***Омад ба рӯзгори ту обе ба рӯйи кор!***

Ё ин ки:

***Ғар биҷӯянд ба сад қарн, наёбанд, Камол,***
***Булбуле чун ту ғазалхон ба чаманҳои Хуҷанд!***

Дар қасидаи ягонаи мадҳиявиаш, ки се матлаъ дорад, Камол шеъри худро дар баландӣ, ҳашамат, маҳкамӣ, устуворӣ ва шодобӣ ба кӯҳҳои атрофи Хуҷанд ташбеҳ медиҳад:

***Чун Кӯҳи Хуҷанд омад ин шеър:***
***Boобу баландному маҳкам!***

Воқеъан, шеъри Камол ба дарёву кӯҳи бузурги зодгоҳи ӯ Сиру Меваѓул шабоҳат дорад, яъне монанди рӯди Сир (рӯдхонаи

Сайҳун) гуворо, пуроб, зоҳиран ором у ботинан пуртуғёну рӯҳнавоз, шабеҳи кӯҳи Мевагул сабзбаҳори хуррами нотакрор, амсоли фавокиҳи шаҳдбори Хуҷанд лазизу беназир аст. Тасвирҳои Камол он зебоиҳоро пеши чашми хонандаву шунавандаи шеъри нобаш эҳёву ҷилвагар менамояд ва аз лаззати бебаҳои неъматҳои биҳиштосор маҳзуз мегардонад.

Тазкиранависон башавқ аз обрӯю манзалати баланди Камол хабар медиҳанд. Ҳатто ривоятҳое доир ба фаъолияту зисти Камол нақл карда мешаванд, ки ҷуз афсона чизи дигаре нестанд ва онҳоро мардум аз камоли муҳаббату эътиқод нисбат ба шоъири сутург ва орифи бузурги худ бофтаанд. Дар «Нафаҳот-ул-унс» мазкур аст: «Гӯянд, дар он вақт, ки (Шайх – А.А.) дар Сарой мебудааст, мавзеъе будааст, ки дар он вақт, ки об туғён мекарда, дар мавзеъ харобии бисёр мекарда. Чун вақти туғёни об наздик расида, қиссаро ба вай гуфтаанд. Фармудааст, ки хаймаи моро дар он мавзеъ бизанед. Хаймаи вайро дар он ҷо задаанд, дар он ҷо мебудааст, чандон ки вақти туғёни об гузаштааст ва дар он мавзеъ ҳеҷ харобӣ воқеъ нашуда». Ё ки Мулло Ҳашрӣ дар «Сомӣ-ал-асомӣ» чунин менависад: «Гӯянд, ки мардуми Табрез ҳафтае як бор фарзандони худро ба назари Шайх мушарраф мекардаанд ва агар аҳаде дар ин боб эҳмол мекард, фарзандаш дарди чашм мегирифт». Аз ин навъ ривояту ҳикоятҳо боз метавон овард, ки шояд ҳукми тасодуф дошта, баъдан обуранги афсонавӣ пазируфта бошанд. Худи Камол, баръакс, пайваста аз он ки дар он замони пурнакбат пояи қадре надораду дар муҳити гадотабъону ноаҳлон ҳамеша гирифтори уқубату ҷафост, нола мекунад. Ҳамеша орзуманди он будааст, ки ғаму ҳасрат ва фироқу ҳиҷрони ӯ поён пазирад:

***Менагардад дилам аз даври фалак рӯзе шод,***
***Бо ман ин ғуссаи талху ғами даврон то кай?!***
***Охир, ай бахт, маро роҳ ба манзил бирасон,***
***Ки ба ҷон омадам, ин ранҷи биёбон то кай?!***

Дар ҷойи дигар ӯ боз ҳамин орзуи худро саволомез такрор мекунад:



***Меҳнати ғурбату танҳоии шаб кушт маро,***
***Охир, ай шоми ғарибӣ, ба сар ойӣ, чӣ шавад?!***

Вале ғаму ҳасрати Камол ҳеҷ кам намешуд. Ӯ мисли коҳалав [illegible]ир дарунакӣ месӯхт. Ба саволи худ, ки кай кулфату [illegible]раташ ба охир мерасида бошад, ҷавобе пайдо намекард:

***Чунин мурғи хушалҳоне, ки ман бошам, раво бошад,***
***Ки хористони Боришканд бошад гулситони ман?!***

Ба ҳар ҳол, Камол дар орзуи рӯзи неку рӯзгори осоишта умр ба сар бурда, боварӣ дошт, ки чунин рӯз хоҳад расид:

***Булбул аст аз гули бохор ба озор, Камол,***
***Ки гули дигару гулзори дигар металабад!***

Камоли Хуҷандӣ шахси ниҳоят ҳассосе буда, аз шеъру мусиқӣ лаззати махсус мегирифтааст. Ривоят кардаанд, ки рӯзе Камол, ки маҷлиси шарифи ӯ маҷмаъаи фузалои вақт буд, бо бузургони Табрез дар Волиёнкӯҳ, дар боғе, дар канори ҳавзе, нишаста будааст. Яке ин байти Ҷалолиддини Румиро мехонад:

***Он чӣ дил металабад, дар ду ҷаҳон нопайдост,***
***Ҷони мо гарчи ҳама ӯст, вале ҷон ба куҷост?!***

Он лаҳза Камолро ваҷди азиме даст медиҳад, худро ба об [illegible]ҷаҳонад. Ёрону азизони дигар ба ӯ пайравӣ мекунанд. Шӯри аҷибе барпо мегардад.

Камол шахси покдоман, назарбаланд, вақтхуш, хушсӯҳбат, [illegible]ро ва бетамаъе буд. Аз ин рӯ, аладдавом ба риёзат машғул гардида, ба дари давлатманде нарафта /ба истиснои хидматҳои маҷбурии ӯ дар рикоби Тӯхтамишхон/, мадеҳагӯйи ҳеҷ нашудааст. Ин маъниро дар ашъори ӯ гаштаву баргашта мушоҳида кардан мумкин аст:

***Камол аз подшаҳ дорад фароғат,***
***Ба вақти хеш ӯ ҳам подшоҳ аст!***

Чаро Камол худро подшоҳ мегӯяд? Ҷавоби ин савол хеле осон аст: шоъир, ки дар зиндагӣ ба касе мутеъу дастнигар набуд, худро подшоҳ тасаввур мекард. Дар байти зерин низ Камол худро ба подшоҳ ва подшоҳро ба дарвеш ташбеҳ дода, хулосаи мантиқӣ мебарорад: чунон ки подшоҳро ба дарвеш эҳтиёҷ нест, Камолро низ ба подшоҳон, ки дар назари ӯ дарвеше беш нестанд, эҳтиёҷе нест. Аз ин ҷиҳат, ӯ дасти подшоҳону султононро намебӯсад:

***Дасти султонон намебӯсад Камол,***
***Нест султонро ба дарвеш эҳтиёҷ!***

Ин хислати ҳамидаи Камолро сарчашмаҳои таърихӣ низ қайд кардаанд. Муаллифи «Равзот-ул-ҷинон» менависад: «Хоҷа Шайх Муҳаммади Сонии Каҷаҷӣ ҷиҳати Шайх хонақоҳеву мадрасае дар ҳавлии имората Хоҷа Алишоҳ сохтаанд, чунон ки гумбад ва баъзе иморат ҳанӯз боқист ва таклифи бисёр намудаанд ба истиқрори эшон дар он ҷо, қабул нанамудаанду фармудаанд: «Камол сар ба гунбади фалак фурӯ намеорад, мехоҳед, ки фиреб хураду ба ин гунбад сар фуруд орад?» /саҳ.502 /.

Дар қарнҳои ҳафтуму ҳаштуми ҳиҷрӣ (асрҳои 13-14 мелодӣ) дар олами ислом фирқаҳои гуногун ва равияҳои мухталифи тасаввуф басе дар ривоҷу густариш буданд. Ин фирқаҳо то дараҷае аз ҳам тафовут доштанд, ки баъзеи онҳо аз суннати маъмулӣ чандон фарқе ҳам намекарданд ва тибқи шариъат амал мекарданд. Баръакс, фирқаҳое низ буданд, ки тариқати онҳо ба назар фарсаххо аз шариъат дур менамуд. Ба ҳар ҳол, дар замони ҳамлаи муғул ва қатлу ғорати Темур фирқаҳои тасаввуфӣ дар саросари Эрону Хуросон ва Мовароуннаҳр чунон ривоҷе пайдо карда буданд, ки дар ҳар шаҳру қасаба аз як то чандин хонақоҳу лангари сӯфиён, ки макони зисту ҷойи таҷаммӯъи онҳо буд, арзи вуҷуд доштанд. Доктор Забеҳуллоҳ Сафо менависад: «Сӯфия дар қарни ҳафтуму ҳаштум қуввате бисёр доштанд ва тасаввуф тавсиъаву ривоҷе рӯзафзун мепазируфт. Таҳаввулоти иҷтимоъии сахте, ки махсусан аз оғози қарни шашум ба баъд ҳосил гардида буд ва пайдо шудани эътиқодоти мазҳабӣ таваҷҷӯҳ ба машоихи сӯфия ва росих



...ҷудидани эътиқоди мардумро нисбат ба маҳомоти ирфонӣ ва ...хонақоҳу хонақоҳиён сабаб шуд. Ҳангоме ки муғул ба Эрон ...ҳамла кард, камтар шаҳру диёре дар Эрон аз дастаҳои сӯфиён ...холӣ буд ва шумораи хонақоҳҳо ва бошидангоҳҳои соликону ...аҳли риёзату муҷоҳадату риёзат ҳисобу шуморе надошт. Лекин ...ду мактаби бузург дар ирфон вуҷуд дошт, ки ба ҳар як аз онҳо ...иддае аз шуюхи бузург нисбат доштанд: нахуст - силсилаи Кубравия дар Машриқ ва дувум - силсилаи Сӯҳравардия дар Мағриб. Руасову мансубону пайравони ин ду силсилаи бузург дар авохири қарни шашуму авоили қарни ҳафтум ва баъзе дар қисмати зиёде аз қарни ҳаштум дар Эрон шӯҳрат доштаву дар тасаввуфи эронӣ башиддат муассир буданд, чунон ки ...тавон номи иддае аз онҳоро бояд дар шумори бузургони тасаввуф дар ду қарн - ҳафтуму ҳаштум овард».[1]

Ба ҳамин тариқ, дар охирҳои қарни шашум ва аввалҳои қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ силсилаҳои аз ҳама машҳури сӯфия, ки дар Эрон арзи вуҷуд доштанд, силсилаҳои Сӯҳравардия ва Кубравия буданд. Муассиси силсилаи ирфонии Сӯҳравардия Шайх Шиҳобиддин Абӯҳафс Умар бинни Муҳаммади Сӯҳравардӣ (ваф. 632 ҳиҷрӣ= 1235 мелодӣ) буд. Таъсисдиҳандаи силсилаи Кубравия Шайх Наҷмиддини Кубро буд, ки соли 618 ҳиҷрӣ (1221 мелодӣ) барои ҳамроҳи мардум бар зидди муғулон хурӯҷ карданаш ба қатл расонда шуд. Пайравони ин силсила дар Мовароуннаҳр, Қазвин, Хуросон, Туркистон, Осиёи Сағир ва амсоли инҳо паҳн гардида буданд. Оҳиста – оҳиста пайравони ин силсилаҳо дар навоҳии Рум, Шом, Ҳинд ва амсоли онҳо ҷамъ омада, мардумро ба роҳи ҳақ, риёзат ва иршод даъват менамуданд. Дар Ҳинд силсилаи Чиштия ва силсилаи Сӯҳравардия бештар равнақ дошт. Дар қисмати зиёди Хуросону Мовароуннаҳр ва Ҳинд ва Канори Итил силсилаи Нақшбандия, ки муассиси он Баҳоуддини Нақшбанд (ваф. 791-1389) буд, ривоҷ дошт. Қаландарон низ пуркор буданд. Вале Айнулқуззот, Наҷмиддини Кубро, Муҳйиддин Ибн-ал-Арабӣ тасаввуфу ирфонро бо фалсафа пайваста, ба он шакли илмӣ бахшида, онро басе ба пояи баланд бардошта, мафҳумҳои ишқу ваҳдати

---

[1] З. Сафо. Таърихи адабиёт дар Эрон ва дар қаламрави забони порсӣ, ч.III, [illegible], Теҳрон, 1371 [illegible], саҳ.195

вуҷудро ба шеваи тоза ҷилва дода, аз «ҳол» то ба «қол» наздик гардонданд. Аз дидгоҳи эшон, тавба, парҳез, зуҳд, фақру сабр, шукр, хавфу риҷо, таваккал ва ризо аз дарбоистҳои ҳатмии аҳли ирфон буда, ҳадафи ниҳоии сӯфӣ маърифати ҳақ мебошад. Вазифаи мурид он аст, ки нафсу рӯҳи худро таслими шайх кунад ва ҳаргиз бо ӯ мухолифат наварзад.

Дар аксари хонақоҳу лангарҳо бо фармуди шайх барои сӯфиён маҷлиси рақсу суруд барпо карда мешуд, ки онро самоъ ё маҷлиси самоъ мегуфтанд. Дар ин гуна маҳфилҳо қавлу ғазал, таронаву рақс, пойкӯбию синазанӣ, ҷомадаррониию чарх задан ва наъра кашидан ривоҷ дошт. Ағлаб ғазалҳову рубоъиҳои ошиқонаю орифонаву фалсафӣ ва гоҳе ахлоқӣ суруда мешуд. Наҷмиддини Кубро мефармояд:

***Зинҳор мазан ту таъна бо дарвешон,***
***Ҳастанд эшон, чунон ки ҳастанд эшон!***
***Хоҳӣ, ки бидонӣ, ки киёнанд эшон,***
***Як олам мис биёру як ҷав з- эшон!***

Ё:

***Дар роҳи талаб расидае мебояд,***
***Доман зи ҷаҳон кашидае мебояд!***
***Бинойии хешро даво кун, зеро – к***
***Олам ҳама ӯст, дидае мебояд!***

То замони Камол дар тасаввуф силсилаи Мавлавия, ки поягузори он Мавлоно Ҷалолиддини Балхии Румӣ буда, пайравони онро «дарвешони чархон» мегуфтанд, ривоҷи тамом дошт. Дар байни ақвоми туркинажод тариқати Хоҷа Аҳмади Ясавия паҳн гардида буд, аммо Камоли Хуҷандӣ мӯътақиду пайрави ягонто аз ин тариқатҳои тасаввуфӣ набуд. Мувофиқи гуфти худаш, Камол каси сӯфиваш, вале ринду порсо будааст:

***Гар шеваи Камол билурсад касе, бигӯй,***
***К-ӯ сӯфиату ринд, вале порсонамост!***



Аммо касе муршиди тариқати Камолро нишон намедиҳад. Мегӯянд, ки дар тариқату ирфон увайсӣ будааст. Увайсиён гурӯҳи орифону сӯфиёне будаанд, ки расман ба пире даст надода, аз муршиде тарзи зикрро таълим нагирифта, аз дасти шайхе хирқа напӯшида, ба силсилае ворид нашуда, машраби тасаввуф меварзидаанд. Бинобар қавли Шайх Аттори Валӣ, Қавме бошанд, ки эшонро увайсиён гӯянд. Эшонро ба пир ҳоҷат набувад, ки эшон нубувват дар ҳаҷари худ парвариш диҳанд, бе воситаи ғайре, чунон ки Увайсро дод, агар чи ба зоҳир Хоҷаи Анбиёро надид, аммо парвариш аз ӯ меёфт, нубувват мепарварид ва ҳақиқат ҳамнафас мебуд ва ин азим олӣ мақомест, то киро ин ҷо расонанду ин давлат рӯй ба кӣ намояд?!" («Тазкират-ул-авлиё»-и Фаридаддин Аттори Нишобурӣ, мутобиқ бо нусхаи Никулсун, бо муқаддимаи М.Қазвинӣ, интишороти «Паймон», Тиҳрон,1381, саҳ. 49). Чун вафоти Увайси Қаранӣ соли 439 ҳиҷрӣ ( 1060 мелодӣ) иттифоқ афтодааст, вай ба Камоли Хуҷандӣ фақат пири рӯҳонӣ шуда метавонад.

Қурби худованд, ҳузури дил ва роҳати рӯҳонӣ мақсади аҳли ирфон аст. Онҳо худ ба худ савол медиҳанд ва изҳор менамоянд:

***Ҳайрони ҷамоли ту мо – сӯхтагон як-як,***
***Парвонаи он шамъем, мустағрақи он нурем!***
***Ай ҷони гаронмоя, ту нуриву мо соя,***
***Бо мо чу ту наздикӣ, мо аз ту чаро дурем?!***

Ба сабаби бенавоӣ ва оқибатҳои истилои муғул ин фирқаҳо пайравони зиёд доштанд ва аксарияти аҳли фазл, чун орифу сӯфи ба силсилае мансуб будаанд. Камолу Ҳофизи Шерозӣ аз он гурӯҳе будаанд, ки тариқати Увайсияро пайравӣ мекарданд. Ҳофизи Карбалоӣй гувоҳӣ медиҳад, ки ба гуфти Аттор, «қавме авлиёуллоҳ бошанд, ки машойихи тариқату кубарои ҳақиқат эшонро «Увайсиён» номанд ва эшонро дар зоҳир ба пире эҳтиёҷ набувад, зеро ки эшонро ҳазрати рисолат саллаллоҳи ва олиҳи васаллам дар ҷавори иноятти худ парвариш медиҳанд бе воситаи ғайре, чунон ки Увайсро дод, разияллоҳу анҳу ва

ин азим мақоме бувад ва бас олӣ ҳоле, то киро ин ҷо расонанд ва ин давлат ба кӣ рӯй намояд... Бисёре аз машоихи тариқатро дар аввали сулук таваҷҷӯҳ ба ин сулук будааст... Махфӣ набошад, ки Султонулорифин /яъне Ҷунайди Бағдодӣ – А.А./ аз рӯҳонияти ҳазрати Имом Ҷаъфари Содиқ алайҳиссалом тарбият ёфтаанд ва зоҳиран ба хидмати эшон мушарраф нашудаанд ва Шайх Абулҳасани Харақонӣ низ аз рӯҳонияти Султонулорифин, валлоҳу аълам /Равзот-ут-ҷинон ва ҷаннот-ул-ҷанон, саҳ. 510-511/. Худи Камол низ ба увайсӣ будани хеш дар байте ишора мекунад:

*Хабаре ёфтам аз давлати васлат ба навӣ,*
*Ту куҷо меравӣ аз баҳри Увайсе ба Қаран?!*

Барои Увайсро ёфтан ба истиқоматгоҳи ӯ Қаран рафтан шарт нест, - мегӯяд шоъир, - зеро аз ҳар куҷо хоҳӣ, метавонӣ, ки пайрави Увайси Қаранӣ бошӣ! Азизи Давлатободӣ гӯшзад менамояд, ки Камол гоҳе ба шайх Зайниддини Хавофӣ, Шайх Исмоили Сисӣ ва баъзеи дигарон эътиқод варзидани худро изҳор мекунад. Аз байти зерин низ ба пире ихтисос надоштани Камол маълум мегардад:

*Халқ гӯянд, ки бе пир мабар ранҷ, Камол,*
*Солхӯрда майи имрӯз биҳ аз сад пирам!*

Замони Темур, аз ибтидои хизматаш дар рикоби бекҳо, бо ҷангу ғорат иртибот дошт. Хусусан, баъди ҳокими Самарқанд гардидани ӯ як рӯзаш ҳам бе қатлу ғорат нагузашта, зиндагии сиёсии минбаъдаи ӯ бо вайронкунӣ, харобиоварӣ, куштори саросарии аҳолии бисёр вилояту туманҳо ва шаҳру деҳаҳо вобаста аст. Харобкориҳои Темур хусусан дар нуқоти гуногуни Эрон (Хуросон, Ҳирот, Сабзавор, Исфаҳон, Бағдод, Сурия, Систон, Шероз), Хоразм, Кандаҳор, Гурҷистон, Арманистон, Туркия, Муғулистон ва амсоли инҳо ба дараҷае ваҳшиёна ва даҳшатовар буд, ки ҳатто Чингиз ба он дараҷаи қабоҳату даррандагӣ нарасидааст!

Масалан, Темур соли 1388 пойтахти Хоразм шаҳри Урган-



ҷро ба хоки сиёҳ яксон карда, одамони зиндамондаи онро асир намуда, ба Самарқанд фиристод ва дар ҷойи шаҳри хоробгардида ҷав коронд. Дар худи ҳамон сол дар Хутталон (Хатлон) домоди Темур, шавҳари духтари калонии Темур Султонбахтбегим - Муҳаммад Мирак шӯриш бардошт, ки онро Темур бо тамоми ваҳшоният фурӯ нишонд.

Аммо, хушбахтона, Темурланги бадкору баттолу ғаддор дар муқобили лашкари Азроъил истодагарӣ карда натавонист. Охируламр, 18 феврали соли 1405 (17 шаъбони санаи 807) марги дарраси Темур дар роҳи ҳуҷум ба Хитой фаро расид.

Аҳли Темурро замони равнақи меъморӣ меноманд, ки дуруст аст, аммо Темур дар давоми 36 соли ҳокимияти худ ягон мадраса насозондааст, ҳаёти илмӣ ва адабӣ низ дар замони ӯ ғариб хомӯш шуда буд, танҳо бо шайхони хонақоҳ зоҳиран робитаи мустаҳкаме дошта; ба ҳар шаҳру вилояте, ки мерасид, аввалан ба зиёрати шайхони он ҷо мешитофт. Барои онҳо бисёр хонақоҳҳо созонд, аммо беш аз ҳама барои авлоду аслофи худ мақбараҳои пурҳашамат месозонд. Яке аз мазорҳои муҳташам мақбараи Сайфиддини Бохарзӣ дар Бухоро буд. Бо фармоиши Темур дар Хуросон, дар болои гӯри Зайниддини Тойбодӣ, дар Кеш ба Шайх Шамсуддини Кулол оромгоҳ сохта, ишратхонаҳоро дар Бағдоду Табрез, Султония, Шероз, Кирмон, Хоразм ва шаҳрҳои дигар манъ кард. Соли 1397 (800 ҳиҷрӣ) фармон дод, ки дар Ясса, ки шаҳре буд дар шимолтари дарёи Сир (Сайҳун) ва иннак бо номи Туркистон маълум аст, болои қабри сӯфии номдор Хоҷа Аҳмади Яссавӣ (ваф. 1166) оромгоҳе бисозанд, ки масҷиду хонақоҳу меҳмонхона дошта бошад. Бинокорону устоҳо онро дар муддати ду сол ба итмом расонданд, ки бо гунбазу муқарнасҳо, анвоъи деворнавиштаҳо, ҳашамату шукӯҳи худ чашмро мебарад. Дар бунёди он Хоҷа Ҳасани Шерозӣ ва Шамс Абдулваҳҳоби Шерозӣ ном меъморону хаттотон низ иштирок доштаанд. Абдулазиз ибни Шарафиддини Табрезӣ хос барои ин мазор соли 1399 аз ду тонна хӯлаи ҳафтҷӯш деге рехтааст, ки қариб дувуним метр баландӣ дорад. Он дег, ки барои нигоҳ доштани об муайян шудааст, дорои ҳашт ҳалқаи нуқракӯби зарандуд буда, атрофи он бо хатҳои сулсу куфӣ ва риқоъ, тасвири сари шеру мурғу моҳӣ зинат дода шудааст, ки

намунаи олии санъати рехтагарӣ ва ҳунари наққошию мисгарӣ буда, акнун дар Эрмитажи Санкт – Петербург нигаҳдорӣ мешавад. Худи ҳамин бурҳони он аст, ки Темур барои бузургдошти сӯфиёни машҳур ва гӯрпарастӣ чӣ қадар аҳамият медодааст. Бо изни Темур, ҳамчунин, масҷиди зиёд, аз ҷумла масҷидҳои ҷомеъ бино карда шуданд.

Дар аҳди Темур дар назди бисёр масҷиду мазорҳо китобхонаҳо ташкил шуда, дар он махзанҳо асарҳои зиёди илмию адабӣ вақф гардида, нигоҳ дошта мешуданд. Дар он ҷоҳо аз китобҳои зиёд нусхабардорӣ ҳам карда мешуд. Аз мадрасаҳое, ки дар замони Темур бино карда шудаанд, ҳоло миқдори хеле каме боқӣ мондаанд. Калонтарину муҳташамтарини онҳо Мадрасаи Бибихоним аст, ки онро завҷаи Темур Сарой Мулкхонум солҳои 1399-1404, вақти дар Самарқанд набудани Темур, бо нақди ҳазина ва пули падараш Қозонхон сохтааст.

Тазкиранависон дар таърихи вафоти Камол ба ихтилофи зиёде роҳ дода, онро аз соли 792/1389 то соли 837/1433 навиштаанд. Устод Айнӣ низ онро соли 1390 /яъне 792 ҳиҷрӣ/ зикр мекунад. Вале санаи дурусти фавти Камол ҳамон 803 ҳиҷрӣ /1401 мелодӣ/ аст, ки ағлаби муҳаққиқон онро пазируфтаанд. Ин санаро, бар иловаи Абдураҳмони Ҷомӣ, ки донандаи бузурги адабиёти тоҷик буд, ҳамасрони шоъир низ тасдиқ мекунанд. Аз ҷумла, Шарафиддини Ромӣ, ки аз муосирони Камол мебошад, дар таърихи вафоти ӯ қитъаи зеринро навишта, «Камоли Хуҷандӣ бикӯчид»-ро моддаи таърих нишон медиҳад, ки аз он низ 803 мебарояд:

***Кучо монд дар шеъру иншо камоле,***
***Камоли суханвар намонда ба дунё!***
***Чу ҷустам зи Ромӣ сини риҳлаташро,***
***«Камоли Хуҷандӣ бикӯчид» гуфто!***

Бисёр тазкиранависон қитъаи зерини Хоҷа Абдураҳими Хилватӣ /ваф. 359/1454/-ро, ки дар таърихи марги Камол сурудааст, меоваранд, ки аз он низ 803 мебарояд, ки ба 1401 мелодӣ баробар аст:



***Орифи ҳақшинос Шайх Камол,***
***Ки ҷаҳонро ба шеъри нав бигрифт,***
***То сухан аз даҳан бурун афтод,***
***Кас сухан мисли он бузург нагуфт!***
***Ҳаштсаду се гузашт, к-он Хуршед***
***Ҳамчу Маҳ дар саҳоби ғайб нуҳуфт!***

Хилватӣ фарзанди яке аз дӯстони Камол буда, дар ҷавонӣ чандин бор сӯҳбати ӯро дарёфтааст. Бинобар ин, қавли ӯ мӯътабар аст.

Шаби пеш аз марг Камол дуру дароз бо муридону дӯстон ва мухлисону ёрони худ сӯҳбат доштааст. Баъди анҷоми сӯҳбат ҳама рафтаанд. Фақат ходиме бо ӯ бимонда, садои шоъир меомада, ки ин ду байтро замзама мекардааст:

***Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,***
***К-имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро!***
***Чун дид Камол он сари кӯ, тарки ватан кард,***
***Булбул чу чаман дид, раҳо кард қафасро!***

Субҳи рӯзи дигар Камол аз ҳуҷрааш берун намеояд. Ба суроғи ӯ рафтагон мебинанд, ки санге ё хиште зери сар дар болои бӯрё, ки ягона бисоти он ҳуҷра буд, вафот кардааст. Ба шаҳодати Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс», дар зовияе, ки ӯ дар Табрез доштааст, хилвате будааст, ки шаб дар он ҷо ба сар мебурда ва касе дигар кам он ҷо мерасида. Чун баъд аз вафоти вай онро дидаанд, ғайр аз бӯрёе, ки бар он менишаста ё мехуфта, ва санге, ки зери сар мениҳода, чизи дигар наёфтаанд. Ҷасади шоъирро дар ҳамон боғи худаш, ки дар Волиёнкӯӣ ё Волиёнкӯҳ /ба сабаби дар пояи он кӯҳ дафн шудани шайхон ва донишмандони зиёде онро чунин меномиданд/ воқеъ буд, ба хок месупоранд. Дар лавҳи мазори Шайх Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ ин байти худи ӯро сабт намудаанд:

***Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,***
***Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ!***

Мадфани Камоли Хуҷандӣ дар ҳамон Волиёнкӯй аст. Барои аҳли Хуҷанд, ки зодгоҳи ҷисмонии шоъири бузург ва орифи сутург Камоли Хуҷандист, мӯҷиби ифтихори бузургест, ки табрезиён имрӯз ҳам Камолро бо ҷону дил дӯст медоранд. Табрез хонаи абадии Камоли Хуҷандист. Марқади ӯ гӯри оддӣ нест. Садафест, ки дар синаи худ ҷисми шоъирро чун дурдонае нигоҳ медорад. Ҳарчанд бар он иморати пуршукӯҳу муҷаллое вуҷуд надорад, дар бараш таҷассуми хирад ва рӯҳонияти мардуми Хуҷанд дафн аст, ки ҷисму ҷони тамоми тоҷикону эрониёнро ба ҳам мепайвандад.

Акнун он гӯристон ба «Қабристони Шайх Камол» маъруф буда, дар ҷануби он боғе низ мавҷуд аст, ки то ҳанӯз онро «Боғи Шайх Камол» мегӯянд. Ин маҳал чун оромгоҳи Камоли Хуҷандӣ каъбаи орифону қиблаи ошиқон, саҷдагоҳи муштариву муштоқон ва зиёратгоҳи арбоби хираду аҳли дил пазируфта шуда, иртифоъ бар осмонҳо дорад. Камол намурдааст, ӯ ҳаргиз нахоҳад мурд. Ӯ зиндаи ҷовидон аст!



# ОСОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Мероси адабии боқигузоштаи Камоли Хуҷандӣ чандон зиёд нест. Аз худ девоне боқӣ гузоштааст, ки дар китобхонаҳои олам нусхаҳои қаламии он хеле зиёданд. Ин девон чандин бор тартиб дода шудааст. Бинобар гуфтаи Фурсати Шерозӣ, ӯ дар даст аз Камоли Хуҷандӣ девоне доштааст, ки соли 771 ҳиҷрӣ - 1369 мелодӣ китобат шуда будааст. Нусхаи дигари девон, ки соли 901/1495 истинсох шудааст, дар китобхонаи донишманди маъруфи эронӣ шодравон Алиасғари Ҳикмат мавҷуд будааст. Мувофиқи навиштаи феҳристнигори эронӣ Ибни Юсуфи Шерозӣ, дастнависи рақами 266 китобхонаи Мадрасаи олии Сипаҳсолори Теҳрон, ки соли 821 ҳиҷрӣ /1417 мелодӣ, пас аз 17 соли марги Камол, аз тарафи Алии Домғонӣ рӯйбардор шудааст, шомили дебочаест, ки дар он таъкид мегардад, ки нусхаи мазкур ғазалҳои Камолро, ки пеш аз баргаштани ӯ аз Сарой ба Табрез, яъне ҳангоми дурӣ аз Табрез суруда шудаанд, фаро мегирад. Ибни Юсуфи Шерозӣ менависад: «Дар муқаддимаи ин девон мақоми ирфону иршоди Камоли Хуҷандӣ ва алоқамандии муридон ба асари вай тазаккур дода шудаву ҷомеъ (ҷамъоварандагону нусхабардорон) гӯянд, ки ин девони вай шомили тамоми ашъору ғазалиётест, ки пеш аз рафтан аз Табрез ва дар ҳангоми ҳиҷрон аз он шаҳр сурудаанд ва инак, ки муроҷиъат кардаанд, барои истифодаи алоқамондон мураттаб гардид» (Ибни Юсуфи Шерозӣ. Феҳристи китобхонаи Мадрасаи олии Сипаҳсолор, муҷаллади 2, Теҳрон, 1314-1318, саҳ. 663-664/.

Баъдтар ношири матни интиқодии тозаи девони Камоли Хуҷандӣ /Теҳрон, 1374/ оқои Эраҷи Гулисурхӣ менависад, ки нигориши ин нусха «дар замони зинда будани Камоли Хуҷандӣ, пас аз бозгашт аз Сарой ва иқомат дар хонақоҳи худ, яъне соли 798 /1397 – А.А./ ҳиҷрӣ, ҳудуди оғози қарни нӯҳум, ҷамъоварӣ шуда буд. Ин нусха ба хатти Алии Домғонист ва дар соли 821 ҳиҷрӣ /1417 мелодӣ – А..А./ нигориши он поён ёфтааст. Мазийяти бузурги нусха вуҷуди як муқаддима аст ва ин нахустин девони Камоли Хуҷандист, ки дорои муқаддима мебошад ва

муқаддимаи он низ дорои фавойиди фаровонест, монанди таърихи рафтани Камол ба сӯйи Сарой ва таърихи бозгаштанаш ва чигунагии оғози китобати девон бо ин тавзеҳ, ки ашъори ҷамъоваришуда бештар ҳамонҳост, ки Шайх дар даврони иқомат дар Сарой сурудааст» (Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ, ҳамроҳ бо шарҳи ҳол ва зиндагонӣ, Теҳрон, 1374, саҳ.15-16).

Азбаски асли ин девон аз ҳамон шеърҳое таркиб ёфтааст, ки баъди аз Сарой ба Табрез баргаштани Камол ва ё ҳангоми ҳанӯз дар Сарой будани шоъир суруда шудаанд, албатта, дар он бисёр шеърҳои Камол, ки баъд иншо шудаанд, мавҷуд нестанд. Бинобар ҳамин, он нусха танҳо як қасида, 817 ғазал, 71 қитъа, 11 рубоъӣ ва 14 муъамморо шомил аст. Оқои Эраҷи Гулисурхӣ ба ашъори фавқ, ки дар нусхаи истинсохи соли 859/1455 низ мавҷуданд, аз рӯйи нашри К.Шедфар (Маскав, 1975) 3 қасида, 163 ғазал, 30 қитъа, як рубоъии мустазод, 2 тарона, як муъаммо, як маснавии кӯтоҳ ва шаш фард (такбайт)-ро илова карда, ба табъ расонд. Тадвини асли нусхаи қаламии ин девон соли 798 ва ё дар ҳудуди соли 800 ҳиҷрӣ (яъне солҳои 1397-1400 мелодӣ) бо кӯшиши муридону мухлисони Камоли Хуҷандӣ сурат гирифтааст. Албатта, дар давоми беш аз 20 сол мураттаб гардидани девони ҳаҷман на чандон бузург (дар ҳаҷми тақрибан 7000 байт) ақлпазир нест. Бар замми ин, Шайх аз мухлисони худ тақозо мекунад, ки ҳангоми китобати ҳар нусха ашъори ӯро бе каму кост ва бе ҳеч гуна ислоҳу тағйир сабт намоянд:

*Макун, хоҷа, ислоҳи шеъри Камол,*
*Қабул аз ту, аз банда фармудан аст!*
*Ки пеши ман ислоҳи шеъре чунин*
*Ба гил байти маъмур андудан аст!*

Аз ин рӯ, ба андешаи ман, солҳои 798-800 ҳиҷрӣ - 1397-1400 мелодӣ санаи тадвини асли девон ҳангоми зиндагии шоъир дар Волиёнкӯҳ, дар хонақоҳи Камоли Хуҷандӣ буда, соли 821 ҳиҷрӣ (1418 мелодӣ) таърихи китобат ва нусхабардории он аст. Ин нусхаи муътабар акнун таҳти рақами 266 дар ганҷинаи кутуби хаттии Китобхонаи Шаҳид Мутаҳҳарӣ нигаҳдорӣ мешавад. Чунон ки ишорат рафт, асли девон дар Волиёнкӯҳи Табрез дар



хонақоҳи Камоли Хуҷандӣ, тадвин шудааст, аммо нусхаи мавсуфро Алии Домғонӣ дар моҳи зилҳиҷҷаи санаи 821 ҳиҷрӣ - 1418 мелодӣ дар Язд рӯйбардор намудааст, ки дар ҳеч сурат ин таърихро наметавон чун давоми таърихи тадвини девоне донист, ки соли 798 ҳиҷрӣ дар Табрез барои сурат гирифтани он иқдом шудааст. Дар воқеъ ҳам, аз он нусхаи инҷомпазируфта нусхаҳои дигаре низ бардошта шудааст, ки нусхаи хаттии девони Камоли Хуҷандӣ, ки соли 859 ҳиҷрӣ (1455 мелодӣ) ба хатти Муҳаммади Ҷомӣ, ки шояд бародари Абдурраҳмони Ҷомӣ бошад, истинсох гардидааст, аз қабили он аст. Дар пушти сафҳаи аввали он чунин навишта шудааст: «Би расми хизонат-ал-кутуби ис-султон-ул-аъзам Абулқосим Бобур Баҳодурхон халадуллоҳу ва султонаҳу би саъйи –ил-абд-уз-заъиф Шайх Ҳоҷӣ Ҳасани Хондор». Дар охири китоб сабт гардидааст: «Нигориши Муҳаммад ал - Ҷомӣ дар авосити моҳи ҷимодиюлаввали санаи 859 ҳиҷрӣ». Нимаи моҳи ҷимодиюлаввали санаи 859 ба моҳи июли соли 1455 баробар аст. Ба қавли Б.Мақсудов, ҳаҷми нусхаи қаламии мавсуф 143 варақ буда, тақрибан дорои 8400 байт аст. Ҳамчунин, чи навъе ки зикраш гузашт, дар Китобхонаи Остони Қудси Разавии Машҳад нусхаи қаламие таҳти шумораи 4739 маҳфӯз аст, ки онро дар ҳудуди соли 800 ҳиҷрӣ (1397 мелодӣ) яке аз мухлисони Камоли Хуҷандӣ ҷамъ овардааст. Роҷеъ ба нусхаи мавсуф Аҳмад Гулчини Маъонӣ чунин қайде дорад: «Девони Камоли Хуҷандӣ. Нусхаи нафису мумтоз, ки дар ҳаёти шоъир танзим гардидаву ҷомеъи девон дебочаи муфассале бар он нигоштааст, ки дар нусхаҳои дигар дида нашуда. Мутаассифона, оғозу анҷоми дебоча ва аз аввали ғазалиёту охири нусха афтодааст».[1] Аслан гап дар сари он аст, ки эҳтимол худи Камол девонашро тартиб надода бошад, зеро ӯ дар як қитъаи хеш аз кам ва барои тадвини девон нокифоя будани ашъори худ изҳори ақида мекунад:

*Гуфт соҳибдиле ба ман, ки чарост,*
*Ки туро шеър ҳасту девон нест?*

[1] Аҳмад Гулчини Маъонӣ. Фехристи кутуби хаттии Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ, ҷ.7, рақами 4739, саҳ.497

*Гуфтам: «Аз баҳри он ки чун дигарон*
*Сухани ман пуру фаровон нест!».*
*Гуфт: «Ҳарчанд гуфтаи ту кам аст,*
*Камтар аз гуфтаҳои эшон нест!».*

Ба ҳар ҳол, нусхаҳои мукаммали девони Камоли Хуҷандӣ маълуму машҳур будааст. Ҳаҷми онро тазкиранависи асри XV1 Абдуллоҳи Кобулӣ 14000 байт гуфтааст.[1] Вале тазкиранависи дигари асри XV1 Тақии Кошӣ менависад: «Девони шеъри вай, он чи ба назари ин муаллиф расид, қариб ба даҳ ҳазор байт бувад, муштамил ба ғазал ва муқаттаъот ва рубоъӣ ва, гӯё, Шайхро ба ғайр аз девони ғазал шеъри дигар нест ва ба мадҳи мулук ва қасоид ва маснавиёт илтифот нанамуда». Зоҳиран, аз худи ҳамин девон ҳам баъзе ашъори Камол аз байн рафтааст, зеро девони чопи Табрези шоъир шомили 6974 байт буда, дар он бисёр ғазалҳои машҳури Камол, ҳатто ғазалҳои «Ҷонро ба ҷуз лабони ту оби ҳаёт нест», «Ё раб, ин дарди дилу фурқати ҷонон то кай?», «Дил муқими кӯйи ҷонон асту ман ин ҷо ғариб» ва амсоли инҳо дохил нашудаанд. Аз ин ҷиҳат, ин девонро наметавон комил шумурд. Профессор Ш.Ҳусейнзода, ки доир ба эҷодиёти Камол дар давоми қариб ним аср тадқиқоти махсус бурдааст, ҳаҷми ашъори нусхаҳои хаттии девони Камолро, ки дар китобхонаҳои Тоҷикистону Ўзбекистон маҳфузанд, 7989 байт муайян мекунад. Бадриддин Мақсудов, ки низ чанд солро ба таҳқиқу пажӯҳиши осори Камоли Хуҷандӣ гузарондааст, миқдори ашъори дастраси ӯро 8156 байт шумурдааст.

Нахустин бор кай, аз тарафи кӣ ва дар куҷо мураттаб гардидани девони Камоли Хуҷандӣ маълум нест. Натиҷаи кӯшиши нахустин шояд ҳамон девоне бошад, ки соли 771 ҳиҷрӣ /1369 мелодӣ тадвин гардида будааст. Ба ҳар ҳол, худи Камол, ки дар мавриде барои тадвини девон нокифоя будани ашъори хешро таъкид карда буд, дар мавриди дигар аз мавҷудияти девони худ сухан ба миён меорад:

*Табъи ту, Камол, кимиёест,*
*К-аз вай сухани ту ҳамчу зар шуд!*

[1] Тазкират-ут-таворих, дастнависи рақами 2098 АФ Ўзбекистон, вар. 128 в



*Девони ту дӣ яке ҳамехонд,*
*Дидам, ки даҳон-ш пуршакар шуд!*
*Аз ғояти лутфу обдорӣ*
*Ҳосид суханат шуниду тар шуд!*

Ҷунги ашъоре, ки хеле қадимӣ буда, дар қатори ашъори чанд нафар шоъирони асри XIV мелодӣ 18 ғазали Камолро низ шомил будааст, дар нашри девони Камол, ки онро Азизи Давлатободӣ истифода бурдааст, ба ҷойи вожаи «Ҳосид» номи «Ҳофиз»- ро сабт кардааст, ки яқин мурод Ҳофизи Шерозист. Аз ин нукта метавон ба хулосае омад, ки девони Камоли Хуҷандӣ дар замони зиндагии Ҳофиз (ваф. 1389 мелодӣ) дар маҳфилҳои адабӣ дар гардиш будааст. Ин матлаб низ мусаллам аст, ки девони Камоли Хуҷандӣ ҳанӯз дар замони зиндагии худи шоъир шуҳрати азиме касб намуда, даст ба даст мегаштааст. Ба ин чандин бор дар он вақт тадвин шудани он бурҳони гӯёст. Аз ин гузашта, худи Камол гаштаву баргашта дар фахрияҳои хеш таъкид менамояд, ки ягона доройии ӯ ҳамин дарахти маъонист, ки талабгорони он аҳли фазл буда, зарталабону ҷоҳпарастон ба он майле надоранд:

*Зарталабон ҳамчу дар ҳалқабагӯш омаданд,*
*Шукр, к-аз озодагӣ банда дар он силк нест!*
*Боғ агарам нест, ҳаст нахли маъонӣ басе,*
*Нахли маро баргу шох ҷуз варақу килк нест!*
*Хомаи милкии ман нест ба ҷуз байти шеър,*
*Милки дигар қофия-ст, қофия худ милк нест!*

Баръакси «зарталабон», санъатталабони замони шоъир ҳамеша хоҳони сухани Камоли Хуҷандӣ буда, дарёфти онро барои худ неъмати осмонӣ мешумурдаанд. Камол худ дар мавриде бо камоли ифтихор изҳор менамояд, ки суханҳои ӯ сеҳр буда, худаш барои санъатталабон беҳтарин устоди фан аст:

*Сеҳр аст, Камол, ин суханон, бод ҳалолат,*
*Санъатталабон биҳ зи ту устод наёбанд.*

Вале, бо ин ҳама, аз кадом вақт ба шеърнависӣ оғоз намудани

Камол ва чун устод эътироф шудани ӯро муайян кардан душвор аст. Ба ҳар ҳол, ӯ аз ибтидо соҳиби табъи худодод, заковати фитрӣ ва салиқаи табиъӣ будааст. Вай дар як ғазали хеш, ки аз ҷавонӣ, ошиқӣ ва мастии худ хабар медиҳад /«Камол, аз дунйии дунам чӣ тарсонӣ, чӣ мегӯӣ? - Ҷавонам, ошиқам, мастам, ғам аз дунёи дун дорам!»/, байтҳои ниҳоят олӣ дорад, ки далели даъвои болост:

***Ту ҳамчун субҳ механдию ман чун шамъ мегирям,***
***Намедонӣ, ки ин ҳолат ман аз сӯзи дарун дорам!***

Ба ин маънӣ, шоъир дуруст мефармояд, ки ҳамзамонҳояш малоҳати сухану латофати гуфтори ӯро чун асрори илоҳӣ ва лутфи худовандӣ мепазируфтаанд:

***Инҳо на мақолати Камол аст,***
***Асрори худост, ин ғазал нест!***

**Ва ё** *:*

***Дар сухан лутфи илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,***
***Варна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт!***

Ба тарзи куллӣ, Камоли Хуҷандӣ девони худро боғи пургули маънӣ шумурда, ашъори дигаронро чун хори сари девор ҳисоб мекунад, ки барои муҳофизати боғ ва самароти он хизмат менамоянд:

***Боғест пур аз гули маънӣ***
***Девони Камол, тозааш дор!***
***Шеъри дигарон чу хорбасте***
***Пиромуни ӯ ба ҷойи девор!***
***То сунбулу наргисаш начинанд***
***Дуздони гули риёзи ашъор!***

Дар воқеъ, ғазалҳои равону соф ва мастибахшу шодиовари Камолро хонда ва ё шунуфта, кас бидуни ихтиёр байти худи ӯро ба забон меорад, ки фармудааст:



***Аҳсант, Камол, ин на ғазал, оби ҳаёт аст,***
***Имрӯз бад-ин лутфу равонӣ сухани кист?!***

Барҳақ, Камол шоъири латифгуфтор, суханпардози ғарибхаёл ва адиби ниҳоят бориксанҷ аст. Ҳар як байти ӯ як мазмуни баланд, хаёлоти латиф ва маъонии бикре дорад. Абдураҳмони Ҷомӣ ин матлабро дақиқона пай бурда, дар «Баҳористон» қайд кардааст: «Вай дар латофати сухан ва диққати маънӣ ба мартабаест, ки беш аз он мутасаввир нест» /чопи Душанбе, 1966, саҳ. 107/. Худи Камол ҳам дар мавридҳои зиёд хештанро тӯтиву булбул ва андалеб хонда, девони худро боғи пур аз гули маънӣ мешуморад ва таъкид мекунад, ки ашъори ӯ душворфаҳм аст, аз болои онҳо сатҳӣ набояд гузашт. Аз ин рӯ, ғазалҳои ӯро бо камоли сабру таҳаммул мутолиъа намуда, он гоҳ ба дарки маъниҳои нозуки он расидан мумкин аст. Шоъир мефармояд:

***Чу девони Камол афтад ба дастат,***
***Навис аз шеъри ӯ, чандон ки хоҳӣ!***
***Хаёлоти ғарибу лутфи ҳарфаш***
***Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ,***
***Зи ҳар лафзаш равон мағзар чу хома,***
***Ба ҳар ҳарфе фурӯ рав чун сиёҳӣ!***

Девони Камол, бар замми ғазал, дорои як силсила қитъаву рубоъӣ низ мебошад.

**Қитъаҳои Камол** бештар оҳанги ҳаҷвӣ ва шӯхӣ дошта, баъзеашон ба мавзӯъҳои ахлоқ низ бахшида шудаанд. Махсусан, қитъаҳои ҳаҷвӣ ва шӯхиомези ӯ пурмалоҳат ва завқбахш мебошанд. Ба шеваи баёни ин қитъа таваҷҷуҳ фармоед:

***Хостам аз ходими матбах ҳисоб***
***Баррае, к-он кушту бар сепоя бурд.***
***Гуфт бар расми фидо, к-он суди туст,***
***Ҳашви он ҳамсояи бемоя бурд!***

*Пиҳу гурда ҳоҷии саққо гирифт,*
*Ширдонро гандапири доя бурд.*
*Гуфтамаш: «Дилро куҷо бурдӣ, ки нест?»*
*Гуфт: «Дилро духтари ҳамсоя бурд!»*

Баробари лутфи сухан, дар қитъаҳои Камол фахрия, лаҳзаҳои зиндагӣ, ақиду ҷаҳонбинӣ ва афкори панду насиҳатии ӯ баён гардида, аз онҳо муносибати **шоъир** нисбат ба ҳодисаҳои замони худ ва баъзе муосиронаш ифода ёфтаанд:

*Киса макун пурзару сим, ай писар,*
*Кисабуронанд дар ин раҳгузар!*
*Кисатиҳӣ бошу биёсо, Камол,*
*Ҳар ки тиҳикисатар – осудатар!*

Чаро қитъаҳои Камол ин қадар гуворо ва дилпазиранд? Чунки ӯ аз имкониятҳои лафз, оҳангу тобишҳои калима, лутфи сухан ва аломатҳои ашё моҳирона истифода мебарад, мисли чашмакҳои най ва гӯшакҳои уд дар қитъаи зайл:

*Най ба овози уд гуфт нуҳуфт:*
*«Ҳама чашмем, то бурун ойӣ!».*
*Уд гуфташ, ки, ростӣ, мо низ*
*Ҳама гӯшем, то чӣ фармоӣ!*

Қитъаи дигар, ки бо як юмори латиф иншо гардидааст, низ устодона ба қалам омадааст:

*Мо зи ташрифи Мир Абдуллоҳ*
*Нек осудаву қавӣ шодем!*
*Нест моро зи суҳбаташ гилае,*
*Лекин аз гӯши ӯ ба фарёдем!*

Матлаб дар қитъаҳои Камол ба танз, вале расо баён мешавад. Ба қитъаи зайл диққат гуморед:

***Ба самъи Шайх Муҳаммад, аё сабо, бирасон,***
***Ки бод пираҳани сабри мо зи дасти ту чок!***



***Дар ин ҷаҳон, ки бувад ранҷу роҳаташ гузарон,***
***На дӯстист, ки бошӣ ту шоду мо гамнок!***
***Касе, ки ӯ пайи дунё зи даст дод диле,***
***Фурӯхт домани дунё ба камтарин хошок!***
***Гузашт муддати шаш моҳу қурби соле шуд,***
***Ки туҳфае фиристодам аз ақидаи пок!***
***Бад-он умед, ки ташрифи банда бифристӣ***
***Зи бандагони худу аз касе надорӣ бок!***
***Шунидам, ки ҳанӯзат наёмадаст ба даст***
***Ғуломаке, ки сабукрӯҳ бошаду чолок!***
***Маро гулом ба айёми зиндагӣ бояд,***
***На он ки баъд аз вафотам бувад муҷовири хок!***

Ба назарам, ҳамин чанд қитъа ва қитъаҳои дигаре, ки дар рафти матолиби рисолаи ҳозир истифода шудаанд, басанда аст, ки аз муҳтавиёт ва шеваи баёни қитъаҳои Камоли Хуҷандӣ тасаввури кофӣ ҳосил карда бошанд.

**Рубоъиҳои Камол** ҳама ошиқона буда, дар онҳо масоъили дигаре, аз қабили ҳикмат ва ирфону фалсафа, дида намешавад. Ин рубоъиҳо латиф ва хушоҳанг бошанд ҳам, дар эҷодиёти Камол мафқеъи хосе надоранд ва аз рубоъиҳои устодони ин фан кам фарқ мекунанд. Барои мисол ду намуна меорем:

***Гуфтам: «Ба чӣ монад мижаат?!». Гуфт: «Синон!».***
***Гуфтам, ки «Чу қаддам чӣ бувад?!». Гуфт: «Камон!».***
***Гуфтам: «Чу биёӣ, чӣ барӣ?!». Гуфт, ки «Дил!».***
***Гуфтам: «Чӣ диҳам, то наравӣ?!». Гуфт, ки «Ҷон!».***

Ва ё:

***Дӣ, ҷилвагарӣ бибин, ки орост маро,***
***Хони карами худо муҳайёст маро!***
***Ҳалво чу загора буд дар суфраи мо,***
***Имрӯз ҳамон загора ҳалвост маро!***

Маълум мешавад, ки Камол **қасида ва осори мансур** низ доштааст. Аммо то ҳол се-чаҳор қасидаи ӯ дастрас асту бас. Вале аз осори мансури ӯ касе хабар намедиҳад. Худи шоъир мефармояд:

*Бурданд, Камол, гӯйи даъвӣ*
*Назми туву наср ҳар ду олам!*
*Ин аз шуъарои мотааххар*
*В-он аз фузалои мотақаддам!*

Агар девони Камоли Хуҷандӣ бо диққат санҷида шавад, маълум мегардад, ки шахсияти хешро ба муридону мухлисон ва хонандагону шунавандагони гуфтори шакарбори худ гаштаву баргашта муаррифӣ менамояд. Худро дар олами рӯҳоният ба сифати порсо, ориф, дарвеш, сӯфии некэътиқод мешиносонад. Аммо, дар баробари шайху орифи сӯфимашраб будан, дар мулки сухан чу шоъири нозуктабъ маъруф аст. Аз ин рӯ, худро дар гулзори сухан тӯтӣ, андалеб, қумрӣ ва булбул шумурда, дар зиндагии ҳаррӯзаи воқеъӣ ҳамчун фақиру ҳақир ва бечораву мискин ва аз ҷиҳати рафтор гӯшанишин эътироф мекунад. Чун ошиқ хештанро ба сифатҳои сахтҷон, мискинтан, танҳо, ғариб, бекас ва амсоли инҳо ба ихлосмандонаш мешиносонад. Аз табъи мавзун, сухани малеҳ, адои нозук ва ҷазабаи каломи худ хеле менозад ва аз он мефахрад, ки шеъри тари мухайяли ӯро ҳамзамонҳояш бо сифатҳои сеҳр, ноб, зулол, оби зулол, дур, лӯълӯ, шакар, диловез, борик ва монанди инҳо эътироф кардаанд. Худи Камол низ гуфтори хеш, хосса ғазалҳояшро васф намуда, хештанро чун ҷодугуфтори нозуксухан ситоиш мекунад ва иброз медорад, ки каломи латифи ӯ зодаи табъи нозук буда, падидаҳои рӯзгорро бо чашми гавҳаршиносе санҷида, дар кӯраи ақлу шуъур обу тоб дода, дар қолабҳои дилрабо таҷассум кардааст. Аз ҳамин рӯ, табъи Камол ҷоме дар камоли латофат буда, девони Камол авроқи гулро мемонад. Шоъир мефармояд:

*Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,*
*Ҳар чи баъд аз камол, нуқсон аст!*

Ҳанӯз дар овони ҷавонӣ Камол худро чун шахси аз қуюди зиндагӣ озод, бебок, ринд, маст ва ошиқ шиносонда, бо камоли ифтихор гуфта буд:



*Камол, аз дунйии дунам чӣ тарсонӣ, чӣ мегӯӣ?!*
*Ҷавонам, ошиқам, мастам, ғам аз дунёи дун дорам?!*

Дар даврони пирӣ ҳам бар ҳамон ақидае, ки дар ҷавонӣ дошт, устувор монда, ба худ хитоб мекунад:

*Ғам махур чун зоҳидони хушк аз пирӣ, Камол,*
*То ғазалҳои тари чун об гуфтан метавон!*

Камол аслан шоъири ғазалсарост. Ҳунари баланди шоъирии ӯ асосан дар эҷоди ғазал ҳувайдо мегардад. Худи Камол ҳам дар ин фан хештанро бемонанд мешуморад, ки алҳақ дуруст аст:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур:*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд!*
*Ин яке дар ғазал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд!*
*Филмасал, дар миёни ин ду Камол*
*Нест фарқе, магар ба мӯе чанд!*

Ба мулоҳизаи Устод Айнӣ, ибораи аз Камоли Исмоил бо мӯе чанд фарқ доштани Камоли Хуҷандӣ ишора ба риши калони худи ӯст. Шояд ягон маънои дигар ҳам дар он мафҳум нуҳуфта бошад.

Бадеҳист, ки бештарин ҳиссаи девони шоъирони ғазалсаоро ғазал ташкил медиҳад, ки Камол, албатта, аз ин қоъида мустасно нест. Аммо бо таассуф метавон хотирнишон кард, ки бо вуҷуди маълум будани нусхаҳои хуби хаттии девони Камоли Хуҷандӣ,то ҳол матни қаноатбахши он таҳия ва нашр нашудааст. Нашрҳои Табрез, Душанбе, Тошканд ва Маскав ҷавобгӯйи талаботу муқаррарот ва иқтизову ниёзҳои илмӣ нестанд, ки дар заминаи онҳо битавонӣ дар хусуси басомади жанрии эҷодиёти шоъир, аз ҷумла ғазалиёташ, муҳокимаи дурусте ронда бошӣ. Алҳол ҳамин қадар метавон овард, ки девони дар асоси панҷ нусхаи хаттӣ бо тасҳеҳ ва эҳтимоми Азизи Давлатободӣ соли 1958 дар Табрез нашргардидаи шоъир аз 6974 байт иборат буда, 944 ғазал, 87 қитъа, 31 рубоъӣ, 2

қасида, як маснавии кўтоҳ, як мустазод, 9 фард ва 8 муамморо фароҳам овардааст. Ғазалҳои Камол асосан аз ҳафт байт (860-тои онҳо)иборат буда, дар ин нашри девони ў як ғазали 4- байтӣ, 14 ғазали 5- байтӣ, 42 ғазали 6 – байтӣ ва як ғазали 11 – байтӣ низ мавҷуданд.

Нашри дигари девони Камоли Хуҷандӣ, ки бо роҳи танқиду муқоисаи нусхаҳои қаламии қадимӣ тартиб дода шуда, соли 1975 бо кўшиши К.А.Шедфар дар Маскав сурат гирифтааст, 4 қасида, 977 ғазал, як мустазод, 101 қитъа, як маснавии кўтоҳ, 37 рубоъӣ, 11 муаммо ва 7 байти мутафарриқаро фаро мегирад, ки ҷамъулҷамъи ин ашъор аз 7335 байт иборат аст. Аз рўйи ҳисоби Б.Мақсудов, алҳол 972 ғазали Камол ба табъ расидааст, ки 7649 байтро фаро мегирад. Бинобар гуфтаи нахустин таҳиягар ва ношири девони Камоли Хуҷандӣ Азизи Давлатободӣ, ки 13 сентябри соли 1996 меҳмони ин ҷониб буд, ў матни тозаи девони Камолро омода кардааст, ки дар пояи дастовардҳои илми матншиносии муосир таҳийя гардида, анқариб ба табъ хоҳад расид. Он чи дар девони Камоли Хуҷандӣ ёфт намешавад, қасидаҳои мадеҳавист, ки ин нуктаро ҳанўз Давлатшоҳи Самарқандӣ ба таъкид оварда буд: «ва шайхро илтифоте ба мадҳи мулуку қасоиду маснавӣ набуда ва муқаттаъоти ҳасби ҳолро некў мегуфтаву ин қитъа ўрост, қитъа:

*Тосбозе бидидам аз Бағдод,*
*Чун Ҷунайд аз сулукаш огоҳе.*
*Сар бурун бурд зери ҷуббаву гуфт:*
*«Лайса фӣ ҷуббати сиваллоҳӣ».*

Мурод аз Ҷунайд орифи номӣ ва сўфии машҳур Ҷунайди Бағдодӣ (ваф.297 / 910) - ст, ки ўро сўфиёни тамоми асру замонҳои Хуросону Эрон сахт ҳурмат мекарданд. Тарҷумаи ҷумлаи арабӣ «Нест дар зери ҷубба - либоси ман ба ғайри худо» буда, дар он яке аз нуктаҳои нозуки ваҳдати вуҷуд, ки ба «Аналҳақ», яъне «Ман ҳақиқат (худо) ҳастам»-и Мансури Ҳаллоҷ (858-922) наздик аст, ифода гардидааст:

*Агар ба шеваи Мансур дам занӣ зи «Аналҳақ!»,*
*Яқин шавад дами охир, ки чанд мурда Ҳаллоҷӣ!*



Аксари мутлақи ғазалҳои Камол дорои тахаллус буда, фақат ва газалаш тахаллус надоранд, ки ғазалҳои нотамомро мемонанд. Ҳарчанд аз ин ғазалҳо яктояш аз ҳафт байт таркиб ёфтааст, дар 924 газали Камол тахаллус дар мақтаъ, дар 16 газал дар байти пеш аз мақтаъ оварда шуда, дар якто дар байти дуюми пеш аз мақтаъ зикр ёфтааст.

Чаро аксари газалҳои Камоли Хуҷандӣ аз ҳафт байт иборатанд? Ваҷҳи асосии онро мо намедонем. Аммо аз рўйи шаҳодати ғайри мустақим дар ин бора ба хулосае омадан мумкин аст: аввал - дар адёни зиёди дунё рақами ҳафт муқаддас дониста мешавад: ҳафта аз ҳафт рўз иборат аст; ҳафт осмон дар Қуръон зикр гардида, мусулмонҳо онро пазируфтаанд; ҳафт сайёра дар гардишанд; ҳафт шаҳри ишқ машҳур аст / «Ҳафт шаҳри ишқро Аттор гашт. - Мо ҳанўз андар хами як кўчаем!» - мегўяд Мавлоно Ҷалолиддини Румӣ/; узвҳои бадани инсонро ҳам ба ҳафт-ҳафт тақсим мекунанд: ду дасту ду по ва синаву шикам бо сар ё ду чашму ду абрў ва ду рўй бо бинӣ ва ғайраҳо. Аз ҳама муҳимтараш он, ки сураи аввали Қуръон, сураи «Фотиҳа» ва ё «Алҳамд» шомили ҳафт оят буда, бо «сабъи масонӣ», яъне ҳафт дугонае, ки такрор мешаванд / Ҳаҷар – 16, ояти 87/, машҳуранд. Абдураҳмони Ҷомӣ ғазалҳои худро «сабъи масонӣ» номида буд. Камол бошад, ғазалҳои худро «сабъи шаддод», яъне ҳафти такроршаванда гуфта буд. Баъзе муфассирон гуфтаанд, ки «сабъ-ал-масонӣ» ҳафт сураи дарозтарини аввали Қуръон /аз сураи «Бақара» то сураи «Тавба»/ аст. Ба гумони мо, ҳамин ҳафт, яъне сабъи масонӣ, бояд сабаби ҳафт байт қарор гирифтани ҳаҷми ғазал шуда, ғазал низ мисли каломи раббонӣ ағлаб аз ваҳдати вуҷуд ва ишқи офаранда баҳс мекунад. Барои тарвиҷи суннати дар ҳафт байт устувор гардонидани ғазал дар таърихи ғазалнависӣ саҳму нақши Камоли Хуҷандӣ аз соири шоъирон бештар буда, ин суннатро Ҷомӣ ва муъосирони ў Ҳилолӣ, Аҳлии Шерозӣ ва дигарон идома додаанд. Камол менависад:

*Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,*
*«Панҷ ганҷ» аз лутфи он ушри асир.*

*Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст*
*Ҳар яке поку равону диппазир.*
*Лек аз ҳар ҳафташон ҳак карданист*
*Чор байт аз аввалу се аз охир!*



# АСЛОФИ ЭҶОДИИ КАМОЛ

Ҳангоме «Камол ва гузаштагон» мегӯем, аслофи ӯро дар шеъру ирфон ва тасаввуфу сулук дар назар дорем, зеро Камоли Хуҷандӣ дар мактаби бузурги адабии шоъирони сутурги форсу тоҷик – Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Носири Хусрав, Умари Хайём, Заҳирии Форёбӣ, Анварӣ, Хоқонӣ, Низомии Ганҷавӣ, Аттор, Саъдии Шерозӣ, Ҷалолиддини Румӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ, Ҳасани Деҳлавӣ ва ақрону амсоли онҳо парвариш ёфта, бо эҷодиёти худ суди аҳли заҳмат ва манфиъати косибону деҳқононро ҳимоят намуда, дар сурудани ғазал бештар ба Аттор, Саъдӣ, Ҷалолиддини Румӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ пайравӣ мекардааст ва ин матлабро худи ӯ борҳо ёдрас шудааст.

Қаробати эҷодии Камол бо муосири бузургаш Ҳофизи Шерозӣ низ маълум аст. Таъкиди он нукта низ лозим аст, ки ба устувор шудани ду ҷиҳати шакл ва зоҳири ғазал /аксар ҳафт байт будани он ва дар мақтаъ зикр гардидани тахаллус/ нисбат ба Ҳофиз ва ҳамзамонҳои дигари худ Камоли Хуҷандӣ бештар саҳм гузошта, ба ин восита дар истеҳкоми анъанаи ғазал ва густариши суннатҳои он хизмати шоистаеро ба ҷо оварда, дар инкишофу такомули ғазали форсии тоҷикӣ нақши мумтозе гузоштааст. Ворид шудани анфоси бузургони собиқ ба гуфтори Камол тавсиъа бахшида, уфуқҳои ғазали ӯро лаҳно дода, ба онҳо ҷилову ҳусни тозае илова намуда, ҷилваҳои рӯҳониву ирфонии онҳоро афзун мегардонанд:

*Ҳадиси ёри ширинлаб нагунҷад дар даҳони ман,*
*Кӣ бошам ман, ки номи ӯ бароянд бар забони ман?!*
*Рақибам рӯзе аз чашмаш ба куштан дод пайғоме,*
*Ҳанӯз он муждаи давлат нарафт аз гӯши ҷони ман!*
*Насими дӯстӣ ояд сагони остонашро,*
*Пас аз сад сол агар як-як бибӯянд устухони ман!*
*Ғами ӯ то тавон дорад, ба ҷон меҷӯяд озорам,*
*Чӣ меҷӯяд, намедонам, зи ҷони нотавони ман?!*

***Гумон мебурдаме, к-он маҳ ба сарви бўстон монад,***
***Чу дидам шакли ў, шуд рост аз қаддаш гумони ман!***
***Камол, ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин ғазал, гўяд,***
***Ки хоки боғи табъат бурд оби «Бўстон»-и ман!***
***Чунин мурғи хушалҳоне, ки ман бошам, раво бошад,***
***Ки хористони Боришканд бошад гулситони ман?!***

Малоҳат, латофат ва узубати ғазали мазбур, алҳақ, дар лаззату ҳусн бо ғазалҳои Саъдӣ мусовӣ қарор гирифта, Камолро чун устоди ин фан намудор месозад.

Камоли Хуҷандӣ таҷрибаву дастовардҳои таърихи адабиёти Арабу Аҷамро нағз медонистааст ва дар ашъори худ аз гуфтори **Абулқосими Фирдавсӣ** /«Бад-он лаб маёзор мўре, Камол, - «Ки ҷон дораду ҷони ширин хуш аст»/, **Авҳадуддини Анварӣ** / «Бигрифт Камол он зақан акнун ба тақозо, - «Оре, бадани хасм бигиранд замонро»/, Низомии Ганҷавӣ, **Саъдии Шерозӣ** / «Ин лоф на дархўрди Камол аст, валекин – «Бо Рустами Дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод»/, **Ҳумоми Табрезӣ** ва дигар аслофи худро иқтибос меорад, ки гувоҳи равшани матлабанд.

Чунончи, дар пораи зерин аз **Низомӣ** бевосита ном бурда, дар охир мисраъи маъруфи ўро тазмин мекунад, ки далели навиштаҳои суханвари ганҷавиро хондану донистани ўст:

***Кард ҳакиме зи Низомӣ савол,***
***К-ай ба сари ганҷи маъонӣ муқим!***
***Ҳаст дар ангушти Камол он қалам***
***Ё на асоест ба дасти Калим?!***
***Гуфт:» Қалам нест, асо низ нест,***
**«Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким»!**

Дар қитъаи дигар, ки аз чаҳор мисраъ иборат аст, як байти Низомиро иқтибос кардааст, ки хеле бамаврид омадааст:

***Дур шуд сухани Камолу зад лоф,***
**«Лоф аз сухани чу дур тавон зад»!**
***Бар фарқи ҳасуди қолабигўй***
**«Он хишт бувад, ки пур тавон зад».**



Аз Саъдӣ байтеро чунин тазмин кардааст:

***Марги рақиб омаду ҳанўз ҷавон аст,***
**«Бахти ҷавон дорад, он ки бо ту қарин аст»!**
***Гарчи зи ғам пир шуд Камол дар ин дайр,***
**«Пир набошад, ки дар биҳишти барин аст»!**

Аз Ҳумоми Табрезӣ мисраъеро чунин зеби сухани худ сохтааст:

***Гуфтам:аз Мисри маъонӣ бифиристам ба ту боз***
***Сухане чанд, ки ояд ба даҳонат чу шакар!***
***Боз тарсидам аз ин нукта, ки гўӣ чу Ҳумом:***
**«Шаккар аз Миср ба Табрез маёред дигар»!**

Аммо дар афкори Камоли Хуҷандӣ нуфузи гуфтор ва ақоиди шоъирони сўфимашраб, аз қабили **Мансури Ҳаллоҷ** / «Хабари дору расан рояти **Мансур** бувад, - Хабари рояти Мансур бувад қалбшикан»/, **Аттор** /«Он толиби дилсўхта имрўз Камол аст, - К-аз гуфтаи ў гармии Аттор биёбӣ»/, **Саъдӣ,** Ҷалолиддини Румӣ / «Ёр чун бишнид гуфтори Камол, - Гуфт:**«Мавлоноиву Аттори мо!»/, Шамси Табрезӣ** / «Мағў, к—арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ, - Ҷаҳон **пуршамси Табрезист**, марде ку чу Мавлоно?!» / беш аз дигарон ҳувайдост. Дар мисоли охирин Камол ба байте аз **Ҷалолиддини Румии Балхӣ** ишора кардааст, ки мегўяд:

***Ҳафт шаҳри ишқро Аттор гашт,***
***Мо ҳанўз андар хами як кўчаем!***

Ҳамчунин, Камоли Хуҷандӣ номҳои **Амир Хусрави Деҳлавӣ** / «Камол, аҳсант гў, бурдӣ ба ширинкорӣ аз **Хусрав** – Чунин тўтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад!»/, **Ҳасани Деҳлавӣ** / «Камол чу сухани беҳ зи **Хусраву Ҳасан** омад, - Дигар мадор аз ину он таваққуъи таҳсин!» /, **Салмони Соваҷӣ** / «Сад дафтари шеър аз **Ҳасану Хусраву Салмон**, - В-аз гуфтаи ширини ту як байт ҷарида!»/, Ёқути Муътасамӣ / «Нанвишт кас

дар мактабе болотар аз Ёқут хат, - Болои ёқут ӯ хате, бингар, чӣ зебо мекашад!» /, Иброҳими Адҳам / «Ҳар касе дар ҳарами васли ту марҳам нашавад, - Ҳар **Бироҳим** ба даргоҳи ту Адҳам нашавад!»/ ва амсоли инҳоро дар муқоиса ба ашъори худ зикр намуда, чун фахрия фикреро пеш меронад, ки худи хонандагон метавонанд баробару ҳампоя ва ҳатто болотар аз гуфтори онҳо будани ғазалҳои Камолро қазовату додварзӣ бикунанд. Махсусан, аз анфоси қудсӣ ва каломи осмонии аҳли ирфон файз бардоштани Камоли Хуҷандӣ мубарҳан ва ошкорост. Дар ғазале шоъир ба таълифоти **Ҳасани Басрӣ, Ҷунайди Бағдодӣ** /«пири Бағдод»/, **Аҳмади Ҷомӣ, Шамси Табрезӣ** /«офтоби Табрез»/ ва **Ҷалолиддини Румӣ** барин шахсиятҳои варзидаи сӯфия муътақид будани худро тасдиқ мекунад:

***Нахли маданӣ самар баровард,***
***Паҳлӯи рутаб шакар баровард.***
***Омад Ҳасани дигар ба Басра,***
***Нахлаш рутаби дигар баровард.***
***Дар Даҷла бирафт пири Бағдод,***
***Дарё ивазаш гуҳар баровард.***
***Соқӣ бишикаст ҷоми Ҷомӣ,***
***З-он ҷоми латифтар баровард.***
***Аз равзана офтоби Табрез***
***Дар хона бирафту дар баровард.***
***Румӣ зи замини Рум зад нақб,***
***Аз хоки Хуҷанд сар баровард.***
***З-он хок Камол доман афшонд,***
***Гард аз малаку башар баровард.***

Аз эътирофи Камоли Хуҷандӣ метавон натиҷае гирифт, ки вай ба «Панҷ ганҷ» / «Камол ин панҷ байтат **«Панҷ ганҷ»** аст, - Ки монад аз ту чу онҳо аз **Низомӣ!»**/, ба вижа «Махзан-ул-асрор»-и Низомӣ, «Тафсири «Кашшоф»-и Замахшарӣ / «Рухи ту ояти «Кашшоф»-ро **тафсир**, - Ғами ту **«Махзан-ул-асрор»**-и ишқро мифтоҳ!»/, мақолоти сӯфиёнаи Аттор / «Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол, - Ки дар анфоси ту бӯйи сухани Аттор аст!»/, андешаҳои орифонаи Мавлоно Ҷалолиддини Румӣ



/ «Ба Туркистон биё, он хок дарёб, - Агар дар Рум Мавлоно наёбӣ!»/ ва алфози ширини Саъдии Шерозӣ бештар таваҷҷуҳ доштааст:

***Дар шакаррези фикри хеш, Камол,***
***Қанди ҳар як сухан муқаррар соз!***
***То биёяд ба чошнигирӣ***
***Шаккар аз Мисру Саъдӣ аз Шероз!***

Бӯйи ашъори Мавлоно доштани гуфтори худ, аз файзи каломи қудсӣ илҳом гирифтан ва маҷзуби суханони фалакии малакии шамси табрезӣ будани хешро дар ҷойи дигар чунин ифода менамояд, ки болотар иқтибос шуда буд:

***Румӣ зи замини Рум зад нақб,***
***Аз хоки Хуҷанд сар баровард.***

Мавлоно Ҷалолиддини Румӣ чунин як ғазали пурсӯзи шевое дорад:

***Аҷаб, он дилбари зебо куҷо шуд?!***
***Аҷаб, он сарви хушболо куҷо шуд?!***
***Миёни мо чу шамъе нур медод,***
***Куҷо шуд, ай аҷаб, бе мо куҷо шуд?!***
***Дилам чун барг меларзад ҳама рӯз,***
***Ки дилбар ними шаб танҳо куҷо шуд?!***
***Бирав бар раҳ, бипурс аз раҳгузорон,***
***Ки он ҳамроҳи ҷонафзо куҷо шуд?!***
***Бирав дар боғ, пурс аз боғбонон,***
***Ки он шохи гули раъно куҷо шуд?!***
***Бирав бар бом, пурс аз посбонон,***
***Ки он султони беҳамто куҷо шуд?!***
***Чу девона ҳамегардам ба саҳро,***
***Ки он оҳу дар ин саҳро куҷо шуд?!***
***Ду чашми ман чу Ҷайҳун шуд зи гиря,***
***Ки он гавҳар дар ин дарё куҷо шуд?!***
***Зи Моҳу Зуҳра мепурсам ҳама шаб,***
***Ки он маҳрӯ дар ин боло куҷо шуд?!***

*Чу они мост, чун бо дигарон аст?!*
*Чу ин ҷо нест ӯ, ин ҷо куҷо шуд?!*
*Дилу ҷонаш чу бо Аллоҳ пайваст,*
*Агар з-ин обу гил шуд «ло», куҷо шуд?!*
*Бигӯ равшан, ки Шамсуддини Табрез*
*Чу гуфт: «Аш-Шамсу лояхфо», куҷо шуд?!*

Камоли Хуҷандӣ аз ин ғазали Мавлоно илҳом гирифта, дар ҷавоби он чунин ғазали ҷаззобу равон иншо кардааст, ки дар зоҳир фақат радифи он дигар аст:

*Аҷаб, он дилбари ҷоду куҷо рафт?!*
*Аз ин сӯ дил рабуд, он сӯ куҷо рафт?!*
*Рамид аз нокасони кӯ чу оҳу,*
*Наёбад кас паяш, оҳ, ӯ куҷо рафт?!*
*Ба раҳ, гӯйӣ, ба ганҷе мор рафтаст,*
*Чунин дар по кашон гесӯ куҷо рафт?!*
*Дилу ақлат бибурдам гӯяду, ҷон,*
*Бале, ҳаст ин яке, он ду куҷо рафт?!*
*Рақибо! Одамийят ёрпурсист,*
*Бипурсед: Он парирух ку, куҷо рафт?!*
*Ниҳода дар камон тир аз пайи сайд,*
*Ба он чашму ба он абрӯ куҷо рафт?!*
*Камол аз ғам чу зулфаш сар ба зонуст,*
*Рафиқу ёру ҳамзону куҷо рафт?!*

Мисраъи аввали ғазали Камол нишон медиҳад, ки дар истиқболи ғазали мазкури Мавлоно иншо гардидааст. Аммо Камол қофияву радифи онро тағйир дода, дар ҷавоби дувоздаҳ байти Мавлоно ҳафт байт гуфта, рӯҳияи умумии ғазали Мавлоноро нигаҳ доштааст. Ин рӯҳия дар саволгузориҳо, ки ба василаи таҷоҳули ориф ифода шудааст, сурат пазируфтааст. Лекин ғазали Камол навгӯйиву навҷӯйиҳое дорад, ки гуфтаҳои ӯро тамоман чун ғазали бикр ҷилвагар менамоянд. Аввалан, ӯ ба мазмуни ғазали сӯфиёнаи Мавлоно, ки дар мақтаъ, дар ҷое, ки «Шамсуддини Табрез» ва «Аш-шамсу лояхфо», яъне «офтобро наметавон пинҳон кард», бозӣ доронда мешаванду



бо тамоми шаъшаъа нур мепошанд, бештар ҷанбаи заминӣ бахшидааст. Баъдан, ғазали Камол мӯъҷаз буда, тафсили мазмун дар он ба чашм намерасад. Солисан, самимияти ғазали Камол ба воситаи ташбеҳи ошкоро ва таъкид /оҳ, ӯ куҷо рафт?/ дар байти дувум, истифодаи таносуби сухан /ганҷу мор/ ва ташбеҳи пӯшида /гесӯ- мор/ дар байти сеюм, пурсишу посух дар байти чаҳорум, хусусан, хитоб ба рақиб дар байти панҷум, ҳамчунин, корбасти таъбирҳои халқӣ дар ду байти охир бештар ҳувайдо гардидааст. Дар ғазали Мавлоно ошиқи шефта барои он, ки ба саволи «Дилам чун барг меларзад ҳама рӯз,-Ки дилбар ними шаб танҳо куҷо шуд?!» ҷавобе пайдо кунад, аз мӯъниси худ илтиҷо дорад, ки рафта аз роҳгузарону боғбонон ва посбонон бипурсад, ки ёри ӯ куҷо рафта бошад?! Камол ин матлабро ба тарзи мардумӣ ба василаи таъбири авом кӯтоҳ баён мекунад:

***Рақибо! Одамийят ёрпурсист,***
***Бипурсед: "Он парирух ку, куҷо рафт?!"***

Байти мақтаъи ғазали Камол дар натиҷаи истеъмоли ташбеҳ, яъне хештанро аз ғам ба зулфи ёр, ки то ба зону афтодааст, монанд кардани шоъир ва истифодаи таъбири «рафиқу ёри ҳамзону» вазъи ошиқи шефтаро, ки метавонад худи **шоъир** бошад ва ё қаҳрамони лирикӣ, равшан таҷассум мегардонад.

Худи ҳамин як мисол талқин менамояд, ки таъсир пазируфтан аз гуфтори гузаштагон илҳоми адиби баъдинаро ба таҳрик оварда, метавонад барои ба майдон омадани шеърҳои хубу марғуб сабаб шавад. Албатта, ин, қабл аз ҳама, ба маҳорати нигорандагӣ ва истеъдоди гӯяндагии эҷодкорони назирагӯ сахт вобаста мебошад.

**Таваҷҷуҳи Камоли Хуҷандӣ, чунонки ишорат рафт, зиёдтар аз ҳама ба ғазалҳои пайғамбари ин навъи мақбулу маъмули лирикаи адабиёти мо Саъдии Шерозӣ марбӯт будааст.** Дар девони Камол беш аз даҳ ғазал ба назар мерасад, ки дар вазну қофия ва радиф бо ғазалҳои Саъдӣ баробар омада, дар онҳо мисраъҳои ғазалҳои Саъдӣ иқтибосу тазмин шудаанд. Фақат Азизи Давлатободӣ ҳафт мавридро нишон

медиҳад, ки дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ абёти ғазалҳои Саъдии Шерозӣ иқтибос гардидаанд. Баъзе аз ин байтҳо қаблан дар боло зикр шуданд. Боз мисраъҳои «Муаллимат ҳама шӯхию дилбарӣ омӯхт», «Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат!», «Тӯтӣ хамӯш биҳ, чу ту гуфтор мекунӣ!», «Ғавғо бувад ду подшаҳ андар вилояте»-ро Камол аз ғазалҳои Саъдӣ гирифта, ғазалҳои худро дар ҳамон вазну қофияҳо сохтааст. Мисраъи Саъдӣ «Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат!» дар ду ғазали Камол тазмин шудааст, ки далели сахт маъқбул афтодани он ба табъу мазоқи шоъири илҳомгирифта мебошад:

*Дӣ мешудӣ хиромон чун сарву ақл мегуфт:*
*«Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат!».*

Ва:

*Дӣ мешудӣ хиромон, сарви чаман ҳамегуфт:*
*«Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат!».*

Камол дар як ғазали худ мисраъи аввалро аз байти тарҷеъбанди машҳури Саъдӣ, ки байти такроршавандааш «Биншинаму сабр пеш гирам, - Дунболаи кори хеш гирам» аст, бо андаке тағйир, яъне иваз намудани калимаи «фикр» бо вожаи «нақш», ба кор бурдааст, ки дар тазминсозӣ ҳодисаест, ки кам дучор мегардад:

Саъдӣ - *Ҷуз нақши ту нест дар замирам,*
*Ҷуз номи ту нест бар забонам!*

Камол - *Чандон, ки ба хеш мекунам фикр,*
*«Ҷуз фикри ту нест дар замирам!».*

Мисраъҳои аз ғазалҳои Саъдӣ иқтибоснамудаи Камол дар худи ҳамон байт шинам афтад ҳам / «Гӯ: «Бар дарат рақиб гадо бош, ё Камол, - Ғавғо бувад ду подшаҳ андар вилояте»/, дар сохтору маъниии тамоми ғазал таъсири назарраси дигаре надорад:



Саъдӣ - *Сарв истода биҳ, чу ту рафтор мекунӣ,*
*Тӯтӣ хамӯш биҳ, чу ту гуфтор мекунӣ!*

Камол - *Бо гул ба пойи сарв чу рафтор мекунӣ,*
*Аз лутф пойи нозукат афгор мекунӣ...*
*Саъдӣ агарчи тӯтии гӯё бувад, Камол,*
*«Тӯтӣ хамӯш биҳ, чу ту гуфтор мекунӣ!».*

Дар ҳамин ғазали ҷавобияи Камол ба ғазали Саъдӣ як байти олӣ мавҷуд аст, ки тобиши ғоявии онро чун ғазали тасаввуфӣ ошкоро ҳувайдо мегардонад:

*Гуфтӣ: Ҷамоли хеш намоям бар орифон,*
*Ин худ кароматест, ки изҳор мекунӣ!*

Умуман, ғазалҳои Камол, ки дар онҳо мисраъҳои байтҳои Саъдӣ тазмин шудаанд, ҷиҳатҳои мумтозашон аз хусусиятҳои муштаракашон бисёртаранд. Камол ғазале дорад, ки бо як ғазали Саъдӣ дар вазну қофия баробар буда, мисраъе аз ғазали Саъдӣ дар ғазали Камол иқтибос ва тазмин шудааст, ки худ бурҳони гӯё барои назираи ғазали Саъдӣ будани он ғазали Камол аст. Мулоҳиза намоед:

Саъдӣ - *Муаллимат ҳама шӯхию дилбарӣ омӯхт,*
*Ҷафову нозу итобу ситамгарӣ омӯхт.*
*Ғуломи он лаби Заҳҳоку чашми фаттонам,*
*Ки қайди сеҳр ба Заҳҳоку Сомирӣ омӯхт.*
*Ҳазор булбули дастонсарои ошиқро*
*Бибояд аз ту сухан гуфтани дарӣ омӯхт.*
*Бирафт равнақи бозори Офтобу Қамар,*
*Аз он ки раҳ ба дукони ту Муштарӣ омӯхт.*
*Ҳама қабилаи ман олимони дин буданд,*
*Маро муаллими ишқи ту шоъирӣ омӯхт.*
*Маро ба шоъирӣ омӯхт рӯзгор он гаҳ,*
*Ки чашми масти ту дидам, ки соҳирӣ омӯхт.*
*Магар даҳони ту омӯхт тангӣ аз дили ман,*
*Вуҷуди ман зи миёни ту логарӣ омӯхт?!*

*Балои ишқи ту бунёди зуҳду бехи вараъ*
*Чунон биканд, ки сӯфи қаландарӣ омӯхт.*
*Дигар на азми саёҳат кунад, на ёди ватан,*
*Касе, ки бар сари кӯят муҷоварӣ омӯхт.*
*Ман одамӣ ба чунин шаклу қадду хӯю равиш*
*Надидаам, магар ин шева аз парӣ омӯхт?*
*Ба хуни халқ фурӯ бурда панҷа, к-ин ҳиност,*
*Надонамаш, ки ба қатли кӣ шотирӣ омӯхт?*
*Чунин бигирям аз ин пас, ки мард битвонад*
*Дар оби дидаи Саъдӣ шиноварӣ омӯхт.*

Камол - *Туро ду рух ба ду хат фанни дилбарӣ омӯхт,*
*Ту аз ду чашму ду чашм аз ту соҳирӣ омӯхт.*
*Ту тифли мактаби ҳуснӣ, муаллими ту ду чашм,*
*«Муаллимат ҳама шӯхию дилбарӣ омӯхт».*
*Фиребу макр ба ғамза чӣ медиҳӣ таълим,*
*Ба ғӯшагир чӣ ҳоҷат музавварӣ омӯхт?!*
*Куҷо дуруст кунанд аҳли зуҳд тахтаи ишқ,*
*Ки мушкил аст ба маймун дарвагарӣ омӯхт!*
*Ба даври ҳусни ту он ориф асту ҳарфшинос,*
*Ки лавҳи зуҳд сутурду қаландарӣ омӯхт!*
*Касе, ки қимати хоки дарат ба ошиқ гуфт,*
*Баҳошиносии ҷавҳар ба ҷавҳарӣ омӯхт.*
*Камол бурд ба нутқ аз шакар сабақ, гӯйӣ,*
*Лабат ба тӯтии табъат суханварӣ омӯхт!*

Қисмати муайяни бунёди ғазали Камол аз мавoди ғазали Саъдӣ ахз шуда, мавзӯъи муштарак, панҷу ним калимаи қофияшаванда, вазни ягона, радифи воҳид умумияти ғазали муқтабаси Камолу ғазали Саъдӣ буда, дар ғазали Саъдӣ омӯзонандаи маъшуқаи тасвиркардаи Саъдӣ муаллими ӯст, аммо таълимдиҳандаи фанни дилбарӣ ба маҳбубае, ки Камол таҷассум гардондааст, соҳириро аз ду чашми худ омӯхта, ин шеваро ба ду чашмони ӯ ёд додааст. Тафовути ғазалҳо аз ҳамин матлаъҳо шурӯъ шуда, вусъати фазо, замон ва макони Саъдӣ хеле беҳудуд буда, коинотро бо маҳдудаи Офтобу Моҳу



Муштарӣ, дар муқоисаи рафтори одамӣ бо парӣ, зуҳду вараъ ва соҳирӣ, аз замони Заҳҳоку Сомирӣ то даври худи шоъир ва боз баъзе унсурҳои дигарро фаро мегирад, ки фақат дар олами хаёлот ва пиндор ба ҳам пайвастани он аҷзо мумкин буда, дар воқеъият вуҷуди муштараки онҳо муҳолу номумкин аст. Ташбеҳи муболиғаомези байти ҳафтум ва игроқи мақтаъи ғазали Саъдӣ онро басе шоъиронаву соҳирона ҷилва медиҳанд. Ғазали Камол паҳнои макон ва дарозои замони ғазали Саъдиро надорад. Амалиёти он дар як фосилаи хурд сурат пазируфта, ҳама соҳирӣ ва фанни дилбарии маъшуқа дар замони маҳдуд амалӣ мегардад. Дар ниҳоят ғазали Камолро метавон чун ғазали тамоман нав бипазируфт.

Боз дар девони Камоли Хуҷандӣ чанд ғазали дигар дучор мегардад, ки дар вазну қофия ва радифашон бо ғазалҳои Саъдӣ баробар омада, назираи ғазалҳои Саъдӣ будани онҳо яқин аст.

Саъдӣ - *Бархез, то як сӯ ниҳем ин далқи азрақфомро,*
*Бар боди қаллошӣ диҳем ин ширки тақвономро!*

Камол - *Карданд сайд он зулфу рух дилҳои бeоромро,*
*Баҳри шикори булбулон бар гул ниҳодӣ домро!*

Саъдӣ - *Бахти ҷавон дорад он, ки бо ту қарин аст,*
*Пир нагардад, ки дар биҳишти барин аст!*

Камол - *Дар сафи дилҳо ғами ту садрнишин аст,*
*Мартабаи нола аз ӯ бартар аз ин аст!*

Саъдӣ - *Он ҷо шакаре ҳаст, ки чандин магасонанд,*
*Ё булъаҷабе, к-ин ҳама соҳибҳавасонанд!*

Камол - *Ҷону лабаш аз субҳи азал ҳамнафасонанд,*
*Ғофил зи нафасҳое чунин ҳеҷкасонанд!*

Ғоя, муҳтавиёт, сувари хаёл, вазн, қофия, радиф ва калимоти Амир Хусрави Деҳлавӣ низ дар эҷодиёти Камоли Хуҷандӣ ҳадди муайяне доранд. Махсусан, аз ҷиҳати мавзӯъ ва миқдори

абёт маҳдуд шудани ғазалиёти Камол сахт ба ғазалиёти Амир Хусрав вобаста аст, ки таҳлили амиқи ин нукта суханро ба дарозо мекашад. Бинобар ҳамин, бо мисоле баҳсро дар ин мавзӯъ мухтасар мекунем.

Амир Хусрав мегӯяд:

*Рӯзе, ки турост, моҳ надорад,*
*В-он қоида подшоҳ надорад!*

Камол дар ҷавоби ӯ мефармояд:

*Он чи ту дорӣ ба ҳусн, моҳ надорад,*
*Ҷоҳу ҷамоли ту подшоҳ надорад!*

Аз ин навъ ғазалҳо дар девони Камол чандинто мавҷуд аст. Чунин ғазалҳои Камол дар ҷавоби Ҳасани Деҳлавӣ низ дида мешавад, ки яке бо матлаъи зер аст:

*Мо ба куфри зулфи ӯ дорем имоне дуруст,*
*Бо бути паймоншикан аҳдеву паймоне дуруст,*

ки дар истиқболи ғазали Ҳасани Деҳлавӣ бо чунин матлаъ иншо гардидааст:

*Ай диламро то қиёмат бо ту паймоне дуруст,*
*Нест аз дасти ғамат дар ҳеч тан ҷоне дуруст!*

Ғазал навъи шеъриест, ки будуни хоҳишу супориши каси дигар, хусусан подшоҳе, мамдӯҳе ва ҳокиме иншо мегардад. Бо амри дили худи гӯянда отифоти қалбии ӯро инъикос менамояд. Шайх Озарӣ дар «Ҷавоҳир – ул-асрор» гӯшзад мекунад: «Пӯшида нест, ки аз ҷинси ҷавоҳири фунуни шеърия ҳеч риштае латифтару ҷавҳаре шарифтар аз риштаю ҷавҳари ғазал нест, ки ҳама самараи аъмолу мақомоту аҳвол ва натиҷаи ишқу муҳаббат бо маъшуқ ва муварраси асрори фироқу висол аст; ҳосиле аз чамани фунуни ашъор асту тоифаи муғаззилон



булбулони гулзору тӯтиёни шаккаристон аҳли гуфторанд, шеър:

*Аз фунуни шеър фанни беҳтарин омад ғазал,*
*Чун накӯрӯён, ки дар сурат биҳанд аз ҷинсу инс!*

Ҳамчунон ки ин фанни шариф аз фунуни сухан пуршеваву фитнагар ва дилрабою ғамзудой аст, ишқварзону соҳибони ин ҳирфа ҳама азизулвуҷуд ва оламгиру шаҳрошӯб ва турфатабъу танассуҷгӯй ва адимулмислу нодиратуттавр бошанд, мисли афзалулмутааххирин Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддуса сирруҳу, ки билоназири мутақаддаму мутааххари худ аст ва лафзану маънан ин ҳирфаро ба камоли худ расонидааст ва чунончи ҳақ ин тавр аст, ки доди нозукиву латофату хаёл дода, бо вуҷуди шароифи авқоту латоифи хилвот, ки шайхулвақту фаридулъаср буд» / Нусхаи хаттии Китобхонаи миллии Тоҷикистон ба номи Абулқосим Фирдавсӣ, рақами 1916, вар. 180а./.

Дар замони Камол ғазалсаройӣ ба авҷи аълои худ расида буд. Бузургтарин падидаи ҳодиса девони Хоҷа Ҳофиз буд. Бар илова Хоҷуи Кирмонӣ, Салмони Соваҷӣ, Имоди Фақеҳ, Носири Бухорой, Ассори Табрезӣ, Мағрибӣ, Хаёлӣ барин муосирони ӯ ғазалҳои хуб мегуфтанд ва Камол аз пешиниён зиёдтар ба Шайх Саъдӣ ва аз муосирони худ бештар ба Хоҷа Ҳофиз эътиқод доштааст. Ба гуфти Озарӣ, « ғазалгӯйиву ғазалхонӣ хосаи машраби Мовароуннаҳр аст, ки латофату зарофат ва такаллуф дар калом ва ҳусни табиъат чун ҳусни сурат бар табъи мардуми он диёр ғолиб аст, чунончи лаъл андар Бадахшону дур аз Баҳрайну ақиқ аз Яман аст» / ҳамон нусха, вар. 180 б/.

**Дар воқеъ, мутолиъаи девонҳои Ҳофизу Камол гувоҳӣ медиҳад, ки онҳо якдигарро нағз медонистаанд ва ба ашъори якдигар назираву ҷавобҳо навиштаанд.** Дар девони Камол дар чанд ҷо номи Ҳофиз зикр мешавад. Дар қитъае, ки қаблан иқтибос шуд, изҳор мекунад, ки аксари ғазалҳои ӯ иборат аз ҳафт байт буда, онҳоро Ҳофиз хондаву меписандидааст:

*Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зи ёд,*

*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ.*
*Баланду равон ҳамчу сабъи шидод.*
*Ба бунёди ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод!*

Дар ин қитъа боз як нуктаи қолиби таваҷҷуҳ, яъне нисбат ба ашъори Ҳофиз паст будани гуфтори Имоди Фақеҳ /ваф. 1372/ ишорат шудааст, ки ба мо гумонеро пайдо мекунонад, ки гӯё Қамол ҳатто аз соз набудани муносибати ин ду адиб- Ҳофиз ва Имоди Фақеҳ ҳам хабардор будааст.

Дар ғазали зерин, ки Камол дар ҷавоби ғазали Ҳофиз навиштааст, аз шоъири бузурги ҳамасри худ ном бурда, ба ринду назарбоз будани ӯ ишорат мекунад ва дар ҷавоби худ вазну радиф, ҳашт калимаи қофия ( маҷлис, мӯъннс, мударрис, Абулфаворис, муҳандис, мувасвис, мис, муфлис) ва баъзе таъбирҳои дигари ӯро истифода бурда, ғазали бикре офаридааст.

Дар ҳар ду ғазал ҳам бодагусорӣ васф мешавад, вале ин мавзӯъро дар байти ҳафтуми ғазали худ Камол барҷастатар ифода кардааст. Ӯ мутрибу соқию худаш ва ду рафиқашро ба асҳоби каҳф, ки панҷ нафар будаанд, монанд карда, ба воситаи калимаи «содис» /шашум/ рақибро ба саг баробар мекунад. Ғазали Ҳофиз асосан дар ситоиш ва мадҳи Шоҳ Шуҷоъ гуфта шудааст, ки мактаб нарафтан аз сифатҳои асосии ӯ ва Абулфаворис лақабаш буд. Ҳофиз ин ғазалро шояд дар соли 1356 навишта бошад, ки дар ин сол Шоҳ Шуҷоъ ва бародараш Шоҳ Маҳмуд падарашон Амир Мубо񉪲изиддинро кӯр кардаву аз тахт маъзул намуда, салтанатро ба даст гирифта буданд. Ҳофиз бо Шоҳ Шуҷоъ танҳо дар аввали ҳукмронии вай бо умеди он ки ба истибдоди падараш хотима гузорад, мехост наздикӣ пайдо кунад ва ба ҳамин далел танҳо дар ҳамон вақт метавонист Шоҳ Шуҷоъро мадҳ гӯяд. Ин матлабро чанд шеъри дигари Ҳофиз низ тасдиқ мекунад. Агар ин санаро бипазирем, гумонамон моро ба он роҳнамун месозад, ки шиносоии Ҳофизу Қамол /агар ғоибона бошад ҳам/ хеле барвақт сар шуда будааст. Аз байти тахаллуси ғазали Камол боз як гумони дигар ҳосил мегардад, ки ғазали Ҳофиз гӯё ба дасти ӯ чун номае



расидааст. Ғазали Камол бо ғазали Ҳофиз аз ҷиҳати лафзу маънӣ баробар буда, аз ҷиҳати фаро гирифтани мазмуни иҷтимоӣ бартарӣ дорад, зеро ғазали Ҳофиз мадҳ асту ғазали Камол, баробари оҳанги сӯфиёна доштанаш, дар васфи маъшуқа саройида шудааст. Худатон ин ду ғазалро амиқтар муқоиса кунеду хулоса бардоред:

**Ҳофиз:** – *Ситорае бидурахшиду моҳи маҷлис шуд,*
*Дили рамидаи моро рафиқу мӯъннс шуд.*
*Нигори ман, ки ба мактаб нарафту хат нанвишт,*
*Ба ғамза масъаламӯзи сад мударрис шуд.*
*Ба бӯйи ӯ дили бемори ошиқон чу сабо*
*Фидои орази насрину чашми наргис шуд.*
*Ба садри мастабаам менишинад акнун дӯст,*
*Гадои шаҳр, нигаҳ кун, ки мири маҷлис шуд!*
*Хаёли оби Хазир басту ҷоми Кайхусрав,*
*Ба ҷуръанӯшие султон Абулфаворис шуд.*
*Тарабсаройи муҳаббат кунун шавад маъмур,*
*Ки тоқи абруи ёри манаш муҳандис шуд.*
*Лаб аз тарашшуҳи май пок кун, барои Худой,*
*Ки хотирам ба ҳазорон гунаҳ мувасвис шуд!*
*Карашмаи ту шаробе ба ошиқон паймуд,*
*Ки илм бехабар уфтоду ақл беҳис шуд!*
*Чу зар азизвуҷуд аст назми ман, оре,*
*Қабули давлатиён кимиёи ин мис шуд!*
*Зи роҳи майкада, ёрон, инон бигардонед,*
*Чаро ки Ҳофиз аз ин роҳ рафту муфлис шуд!*

**Камол:** -*Шабе, ки рӯйи ту моро чароғи маҷлис шуд,*
*Ба сӯхтан дили парвонаваш муҳаввис шуд.*
*Ду чашмат аз дилу дин ҳар чӣ доштам, бурданд,*
*Тавонгаре, ки ба мастон нишаст, муфлис шуд.*
*Ба кимиёи назар чун ту хок зар созӣ,*
*Тафовуте накунад гар вуҷуди мо, мис шуд.*
*Дигар маро ба хаёлат зи бекасӣ чӣ малол,*
*Чу ғам рафиқу бало ёру дард мӯъннс шуд!*
*Касе, ки оқилу ҳушёр дидамею баҳуш,*

*Чу дид шакли ту, аз ҳуш рафту беҳис шуд!*
*Ба нақши абрӯи ту нест дар сарочаи ҳусн,*
*Ки дасти сунъ дар он тоқҳо муҳандис шуд.*
*Хуш аст мутрибу соқию ман ба як - ду ҳариф*
*Дар ин шумор, ки гардам, рақиб содис шуд.*
*Зи май ба даври ту парҳези мо на аз мо буд,*
*Дар ин ҷарима сабаб зоҳиди мувасвис шуд.*
*Камол нусхаи риндӣ басе мутолаъа кард,*
*Ки дар дақоиқи илми назар мударрис шуд.*
*Нашуд ба тарзи ғазал ҳамъинони мо Ҳофиз,*
*Агарчи дар сафи риндон Абулфаворис шуд.*

Камол дар ғазали дигари худ низ аз Абулфаворис ёд кардааст, ки бидуни шубҳа, лақаби ҳамин ҳокими мавсуф аст. Камол мефармояд:

*Чун гӯши худ даҳонат кардӣ, Камол, пурдур,*
*Ин нукта гар шунидӣ Султон Абулфаворис!*

Давлатшоҳи Самарқандӣ низ таъкид менамояд, ки Ҳофиз бо Камол, ғойибона бошад ҳам, дӯстиву рафоқати хос доштааст ва дар байни онҳо ҳамеша робитаи мактубӣ ва додугирифти шеър идома доштааст. Онҳо якдигарро ба сифати устодони сухан шинохта, бисёр вақт ғазалҳои худро ба ҳамдигар мефиристодаанд. Мувофиқи ахбори тазкираҳо, бо мурури замон эътиқоди Камоли Хуҷандӣ ва Ҳофизи Шерозӣ ба якдигар торафт бештару мустаҳкамтар гардида, дар охири ҳол ихлоси Камол ба Ҳофиз афзудааст. Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ низ ҳанӯз Шайх Камоли Хуҷандиро надида, мухлиси ӯ шуда буд. Вай ҳама вақт суханони Камолро талаб намуда, «аз ғазалҳои рӯҳафзои ӯ завқеву ҳоле ҳосил намудӣ», - мегӯяд Давлатшоҳи Самарқандӣ.

Ҳамин маъниро муаллифи тазкираи «Миръот-ул-хаёл» Шерхони Лӯдӣ низ тасдиқ мекунад. Боре Камол ғазали зеринро навишта, ба Ҳофиз мефиристад:

*Ёр гуфт: «Аз ғайри мо пӯшон назар»! Гуфтам: «Ба чашм!»,*
*«В-он гаҳе дуздида дар мо менигар!». Гуфтам:«Ба чашм!».*



*Гуфт: «Агар ёбӣ нишони пойи мо бар хоки раҳ,*
*Барфишон он ҷо ба доманҳо гуҳар!».*
*Гуфтам: «Ба чашм!».*
*Гуфт: «Агар сар даб биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод,*
*Ташнагонро муждае аз мо бибар!». Гуфтам: «Ба чашм!».*
*Гуфт: «Агар гардад лабат хушк аз дами сӯзони мо,*
*Боз месозам чу шамъ аз дида тар!».*
*Гуфтам: «Ба чашм!».*
*Гуфт: «Агар бар остонам об хоҳӣ зад зи ашк*
*Ҳам ба мижгонат бирӯб он хоки дар!».*
*Гуфтам: «Ба чашм!».*
*Гуфт: «Агар гардӣ шабе аз рӯйи чун моҳам ҷудо,*
*То саҳаргоҳон ситора мешумар!». Гуфтам: «Ба чашм!».*
*Гуфт: «Агар дорӣ хаёли дурри васли мо, Камол,*
*Қаъри ин дарё бипаймо сарбасар!».*
*Гуфтам: «Ба чашм!».*

Тазкиранависон хабар медиҳанд, ки Ҳофиз чун ба байти сеюм («Гуфт: «Агар сар дар биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод, - Ташнагонро муждае аз мо бибар», Гуфтам: «Ба чашм») мерасад, ӯро ҳолати аҷибе фаро мегираду мегӯяд: «Воқеъан, пояи ин мард бисёр баланд асту машраби ин бузургвор олист». Ва, гӯё, дар тақвияти ин маънӣ Давлатшоҳи Самарқандӣ меафзояд: «Инсоф он аст, ки поктару ширинтар аз ғазалҳои Хоҷа Камол мутақаддимину мутааххирин нагуфтаанд».

Ба шаҳодати муаллифи «Хулосат-ул-ахбор ва зубдат-ул-афкор», Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ доимулавқот ин байти Камолро низ мехондааст, ки дар он ғояи ваҳдати вуҷуд хеле устодона акс гардидааст:

*Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд:*
*«Ҳар ки дар мо ғарқа гардад, оқибат ҳаммо шавад!».*

Дар девони Камолу Ҳофиз ба ғайр аз ғазалҳое, ки дар ҷавоби ғазалҳои Ҳофиз аз тарафи Камол иншо шудани онҳо аниқ аст, боз чандин ғазалҳои ҳамвазну ҳамқофия ва ҳамрадиферо пайдо кардан мумкин аст, ки кадоме аз онҳо аслу кадоме ҷавоб

буданашонро муайян намудан душвор аст. Ғазалҳое, ки бо матлаъҳои зерин оғоз мeёбанд, аз ин қабиланд:

**Ҳофиз:** ***Биё, то гул барафшонему май дар соғар андозем,***
***Фалакро сақф бишкофему тарҳи нав дарандозем!***

**Камол:** ***Биё, соқӣ, ки бехи ғам ба даври гул барандозем,***
***Майи гулгун талаб дорему гул дар соғар андозем!***

**Ҳофиз:** ***Шоҳид он нест, ки мӯеву миёне дорад,***
***Бандаи талъати он бош, ки оне дорад!***

**Камол:** ***Гарчи сарви чаман аз об равоне дорад,***
***Натавон пеши қадаш гуфт, ки ҷоне дорад!***

**Ҳофиз:** ***Зи гиря мардуми чашмам нишаста дар хун аст,***
***Бибин, ки дар талабат ҳоли мардумон чун аст?!***

**Камол:** ***Маро, ки соғари чашм аз ғами ту пурхун аст,***
***Чӣ ҷойи соқию ҷому шароби гулгун аст?!***

Олими машҳури эронӣ дуктур Муҳаммади Муъин дуруст мефармояд, ки дар байтҳои поён Камол таркиботу мазоминро аз Хоҷа Ҳофиз гирифтааст:

**Ҳофиз:** ***Илоҷи заъфи дили мо карашмаи соқист,***
***Барор сар, ки табиб омаду даво овард!***
**Камол:** ***Расид боди Масеҳодам, ай дили бемор,***
***«Барор сар, ки табиб омаду даво овард!».***

**Ҳофиз:** ***Онон, ки хокро ба назар кимиё кунанд,***
***Оё бувад, ки гӯшаи чашме ба мо кунанд?!***

**Камол:** ***Дорам умеди он, ки назар бар ман афкананд,***
***«Онон, ки хокро ба назар кимиё кунанд».***



***Моем хоки роҳи бузургони покдил,***
***«Оё бувад, ки гӯшаи чашме ба мо кунанд?!».***

**Ҳофиз:** ***Ин ҷоми орият, ки ба Ҳофиз супурд дӯст,***
***Рӯзе рухаш бибинаму таслими вай кунам!***

**Камол:** ***Гар ҷон талаб кунад зи ту ҷонон, бидиҳ, Камол,***
***Мо ҷинси орият ба Худованд биспурем!***

Ҳофиз ғазале дорад, ки бо чунин матлаъ шурӯъ мешавад:

***Равшании талъати ту моҳ надорад,***
***Пеши ту гул равнақи гиёҳ надорад!***

Ва ин ғазали Ҳофиз ба як ғазали Камол, ки матлаъи зеринро дорад, ҳамвазну ҳамқофияву ҳамрадиф аст:

***Он чи ту дорӣ ба ҳусн, моҳ надорад,***
***Ҷоҳу ҷалоли ту подшоҳ надорад!***

Дар нусхаҳои қадимии девони Ҳофиз баъди матлаъи ин ғазал байти дуюми ғазали Камол / «Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон - Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад»/ дарҷ гардидааст. Муҳаққиқони зиёди эронӣ гумон кардаанд, ки ин байти Камол ба осори Ҳофиз иштибоҳан ворид шуда бошад. Хулосаи ҳамаи гуфтаҳои донишмандони Эронро Муҳаммади Муъин чунин ҷамъбаст менамояд: « Байти дувуми ғазали охир дар ағлаби нусахи девони Ҳофиз ворид шуда буд ва аввал касе, ки ба ин амр бархӯрда, марҳум Фурсати Шерозӣ аст, ки дар «Осори Аҷам» ва «Дарёи кабир» бад-он ишора кардаву менависад: « Ин фақир низ дар девони Камоли Хуҷандӣ, ки бисёр кӯҳна ва мундарис ва таърихи китобати он санаи ҳафтсаду ҳафтоду яки ҳиҷрӣ / 771 ҳиҷрӣ - 1369 мелодӣ - А.А./ буд, ин шеърро дидам:

***Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон***
***Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад!***

Марҳум Зукоулмулк - муассиси «Номаи Тарбият» пас аз зикри ин мавзӯъ менависад: «Банда девони Камоли Хуҷандиро мутолаъа карда, ба хотир надорам ин байтро дар он дида бошам ва гумон мекунам, шеър/ яъне он байт-А.А./ аз Хоҷа аст ва дохили девони Камол шуда». Бо назар дар девони Камол, ки Фурсат зикр мекунаду он бист сол пеш аз вафоти Ҳофиз тадвин шуда буд ва ҳол он ки девони Ҳофиз пас аз 791 / яъне 1389 - А.А./ мудавван гардид, қавли Фурсатро бояд арҷаҳ шумурд ва фузалои муосир низ бар ин ақида мебошанд» / Муҳаммад Муъин Ҳофизи ширинсухан, Теҳрон, 1370, саҳ. 337-338/.

Абдулғанӣ Мирзоев вобаста ба сухани Муҳаммади Муъин доир ба ғазалҳои мавриди баҳси Камолу Ҳофиз менависад: « Дар ҳақиқат, ба дурустии фикри охирин шубҳае нест, дар се нусхаи дастхати хеле кӯҳнаи девони Камол, ки дар Китобхонаи давлатии шаҳри Сталинобод мавҷуданд / нусхаҳои хаттие, ки таҳти рақамҳои 997, 140 ва 1917 маҳфузанд-А.А./ низ байти боло дучор мешавад. Аммо дар ин ҷо ин масъала хеле қобили диққат аст, ки касе аз муҳаққиқони ин соҳа дар асоси сабки шеърии Камол ва Ҳофиз ба қадоми онҳо тааллуқ доштани ду мисраъи болоро таъйин накардааст, балки асосан бинобар пештар аз марги Ҳофиз тартиб ёфтани девони Камол ба ин хулоса омадаанд. Ин факт то чи дараҷа ба якдигар монанд будани услуби бадеъии Камол ва Ҳофизро боз як мартабаи дигар таъкид мекунад»[1].

Ба назари ман, Ҳофиз ғазали худро дар ҷавоби ғазали Камол навишта, худаш онро чун тазмин ба ғазали худ ҳамроҳ кардааст. Мутолиаи ғазали дигари Ҳофиз ба радифи «ғариб» низ тахминеро ба миён меоварад, ки он низ дар пайравии ғазали машҳури Камол бо радифи «ғариб» суруда шудааст, чунки Камол аз Ҳофиз пештар ва бештар ранҷи ғарибиро кашида, Ҳофиз фақат се бор ба муддати хеле кӯтоҳ дар миёнсолӣ ва охирҳои умраш ба Язду Исфаҳон ва Ҳурмуз мусофират карда буд, ки сафари ӯ ба Язд /соли 1364/ барояш хеле тоқатфарсо буд ва шояд сабаби ба вуҷуд омадани ҳамон ғазали ғарибӣ гашта бошад. Бо вуҷуди ин, ғазали ғарибии Ҳофиз сӯзу гудоз ва рамзҳои орифонаи ғазали ғарибии Камолро надорад. Агар гумони мо

[1] А. Мирзоев, Сездах макола, Душанбе, 1977, сах. 195.



ҳақиқате дошта бошад, ҳамин нуктаро гӯшзад кардан лозим аст, ки Ҳофиз ғазали Камолро дар вазн, радиф ва мавзӯъ пайравӣ намуда, қофияи онро иваз кардааст, ки ин риоя накардан яке аз дарбоистҳои назира мебошад.

Ғазали машҳури ғарибии Камол, ки бо мисраъи «Дил муқими кӯйи ҷонон асту ман ин ҷо ғариб» сар мешавад, дар боло оварда шуда буд. Бинобар ҳамин, ба сабти дубораи он ҳоҷат нест. Вале ғазали номбурдаи Ҳофиз чандон машҳур нест, аз ин рӯ, чанд сатри онро дар зер меоварем, ки бо санъати суолу ҷавоб навишта шудааст:

***Гуфтам: « Ай султони хубон, раҳм кун бар ин гариб»,***
***Гуфт: «Дар дунболи дил раҳ гум кунад мискин гариб».***
***Гуфтам: «Ай шоми гарибон турраи шабранги ту,***
***Дар саҳаргоҳон ҳазар кун, чун binолад ин гариб».***
***Гуфт: «Ҳофиз, ошноён дар мақоми ҳайратанд,***
***Дур набвад, гар нишинад хаставу мискин гариб».***

Ш. Ҳусейнзода шаҳодат медиҳад, ки «гоҳе Ҳофиз дар тасдиқи фикри худ аз гуфтаҳои Камол низ далелҳо овардааст, чунонки Ҳофиз дар як ғазал чунин мегӯяд:

***В-ар боварат намекунад аз банда ин ҳадис,***
***Аз гуфтаи Камол далеле биёварам:***
***«Гар барканам дил аз туву бардорам аз ту меҳр,***
***Он меҳр бар кӣ афканам, он дил куҷо барам?».***

Аммо ман ба чунин гуфтаи Ҳофиз ва байте, ки ин ҷо моли Камол дониста шудааст, дар девонҳои Ҳофизу Камол дучор наомадам.

Хулласи калом, Ҳофизу Камол на танҳо ду шоъири бузурги як аср буданд, балки чун дӯстони ҷонӣ, адибони ҳамақида ва муттаҳидфикр бо ҳамдигар равобити мустаҳками эҷодӣ низ доштаанд. Ҷомӣ дар «Баҳористон» меорад: « Баъзе аз орифон, ки ба сӯҳбати Шайх Камолу Ҳофиз ҳар ду расида будаанд, чунин фармудаанд, ки сӯҳбати Шайх беҳ аз шеъри вай буду шеъри Ҳофиз беҳ аз сӯҳбати ӯ» / чопи Душанбе, 1972, саҳ. 116/. Ҷолиби

қайд аст, ки худи Камол низ ба ин нукта ишораҳо дорад. Маълум мешавад, ки дар замони зиндагии Камол ин пиндор вирди забонҳо будааст:

***Гӯянд: «Гуфтаи ту бувад биҳ зи ту, Камол!»,***
***Ман булбулам, бале, сухани ман зи ман биҳ аст!***



# МУҲТАВОИ ҒАЗАЛИЁТИ КАМОЛ

Чунон ки ишорат рафт, ғазалҳои Камол аксаран аз 7 байт иборатанд / «Ҳафт байт омад ғазалҳои қамол», «Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт» / ва худи шоъир низ ба ин гаштаву баргашта ишорат менамояд:

***Гуфтаҳои ту, ки бо он задайӣ сикка, Камол,***
***Ҳафт-ҳафт аст, вале чун зари холис даҳ-даҳ!***

Зари даҳдаҳӣ тангаи пурраи зари холис аст, ки чун рамзи пуррагӣ ва арзиши баланд дар урфият маъмул аст. Мӯҷиби пуррагӣ ва тамомийяти ғазалҳои Камол он аст, ки шоъир бо маҳорати фавқулъоддаи худ дар эҷоди ҳар кадоме рӯзону шабони зиёд меҳнат ба харҷ додааст. Худи шоъир гувоҳӣ медиҳад, ки гоҳе барои эҷоди як ғазал то ду моҳ фикр карда, азоб мекашидааст:

***Он чӣ Камол аз он ду рух кард баён дар ин ғазал,***
***Саҳл мабин, ки фикри он ман ба ду моҳ кардам!***

Дар ғазали дигар Камол изҳор менамояд, ки қодир аст бадоҳатан ва филфавр шабе ғазале бигӯяд, вале баъзан дар як моҳи тамом базӯр метавонад, ки ғазалеро анҷом диҳад. Албатта, ин ба ҷӯши илҳом ва шиддати таъсирот вобаста аст, ки барангезонандаи фикри эҷодӣ буда, нерӯйи офарандагии санъаткорро ба таҳрик меоварад. Камол ин маъниро чунин иброз доштааст:

***Гӯяд Камол филфавр сад шеъри тар ба як шаб,***
***Лекин ба васфи рӯят ҳар як ғазал ба моҳе!***

Ҳамин заҳмати шабонарӯзӣ ва истеъдоди фитрӣ боъиси он шудааст, ки ғазалҳои Камол хаёлоту маъниҳои хосро дар бар карда, қабули хосу ом гарданд. Ба андешаи худи шоъир ҳам,

*Сухан ҳаргиз тару рангин нагардад*
*Ба заркориву ҷадвалҳои рангин!*

Танҳо маъниҳои бикр, хаёлоти рангин ва шеърияти баланд боъиси он мешавад, ки сухане, ки бо ин сиришт падид омадааст, дар кошонаи дили мардум ҷой гузинад. Шеъри Камол аз ин қабил аст. Камол бо камоли ифтихор мефармояд:

*Нақши Чин гарчи дилкаш аст, Камол,*
*Нақши килки ту пурхаёлтар аст!*

Ҳамин хусусиятҳо буданд, ки ашъори Камол ҳанӯз дар замони зиндагии муаллиф дар Эрону Озарбойҷон, Мовароуннаҳру Хоразм, Ироқу Форс машҳур шуд. Ҳақ ба ҷониби худи Камол аст, ки гуфта буд:

*Олам сухани Камол бигрифт,*
*Имрӯз ҷуз ин сухан сухан нест!*

Чунон ки болотар ишора рафт, дар ҳақиқат, дар замони зиндагии Камоли Хуҷандӣ ғазалсароӣ ба авҷи аълои худ расида буд. Ба ғайр аз Ҳофизи Шерозӣ ва Камоли Хуҷандӣ шоъироне чун Хоҷуи Кирмонӣ, Салмони Соваҷӣ, Носири Бухороӣ, Мағрибӣ, Имоди Фақеҳ, Ҳайдари Шерозӣ, баъдтар Бурундуқи Хуҷандӣ, Хаёлии Бухороӣ ва амсоли инҳо дар равнақи ғазали замонашон хидматҳои арзанда кардаанд, ки дар байни онҳо Камол мумтоз аст. Камол, ки дар зиндагӣ бизоъате надошт, ғазалҳои малеҳи худро боъиси ифтихор ва мӯҷиби сарбаландӣ ангошта, барои дӯстон беҳтарин ҳадя медонист:

*Камол ар нест ҳеҷат лоиқи дӯст,*
*Ғазалҳои тари риндонае ҳаст!*

Ба ақидаи Камол, арҷи ҳақиқии шеърро на миқдори байтҳо, балки латофати калом, риққати маъонӣ ва мазмуни баланди он муайян мекунад. Аз ин ҷиҳат, ҳақ ба ҷониби ӯст, ки як байти бикри шоъиронаи устодонаро аз сад ғазали пасту муқаллидона авло мешуморад:



*Камол, онҳо, ки фикри бикр доранд,*
*Фузун аз сад ғазал хонанд фарде!*

Баробари лутфи сухан, умқи маъонӣ ва мазомини бикр [illegible] аз хусусиятҳои умдаи ғазалиёти Камол буда, дар ин [illegible] бисёри ғазалҳои ӯ ба оҳангҳои «Шашмақом» даромада, [illegible] халқӣ низ суруда мешаванд. Ҳанӯз аз замони [illegible] худи шоъир ашъорашро бо мусиқӣ мехондаанд, ки [illegible] чандин бор ишора мекунад:

*Чу ин ғазал сару пояш дақиқу ширин аст,*
*Сазад, ки нағмасароён бад-ӯ кунанд оҳанг!*

*Гар равад мутриб ба базме, хонад абёти Камол,*
*Ҳар киро ҷонест, гӯяд: «Мутрибо, хуб меравӣ!»*

[illegible] фақат дар базму суҳбатҳо, балки ҳангоми рақсу самоъи [illegible] низ ғазалҳои Камол суруда шуда, ҳозиринро ба ваҷд [illegible]ардаанд, ки дар ин бора худи Камол чунин шаҳодат [illegible]:

*Мурид у пир ба сар рақс мекунанд, Камол,*
*Чу гуфтаҳои ту дар хонақоҳ мехонанд.*

«Бо девони хеш Камол дар таърихи назми классикии тоҷик [illegible] расои тағаззулро эҷод намуда, дар кори вусъат [illegible] доираи мавзӯъи ғазал, сароидани фикрҳои аҳамияти [illegible] ва, ниҳоят, дар мубориза бо фикру ақидаҳои [illegible]иби он замон хидмати бисёр муҳими таърихӣ сар кард... [illegible] аз он шоъиронест, ки аз олами ботинии инсон воқиф [illegible], онро ҳартарафа ва хеле бомаҳорат ва бо дилкаштарин [illegible] ифода кардааст. Аз ин ҷост, ки ғазалҳои диловези ӯ [illegible] ҷониб барги сабзи ҳофизон ва сурудхонони халқи [illegible] мо гардидаанд»(Ш.Ҳусейнзода).

[illegible] эҷодиёти Камолро ашъори ҳаётдӯстона, ғазалҳои

фараҳбахши ошиқона, таронаҳои тараннуму инъикоскунандаи вафодориву садоқат, самимияту саховат, мардонагиву шуҷоъат ва, умуман, талқингари андешаҳои жарф оид ба Инсони Комил ташкил медиҳад. Аз ҷиҳати маънӣ ғазалиёти Камол, асосан, ба тараннуми ишқ, лаззати қалбии ин эҳсоси наҷиби инсонӣ, васфи қомати ёр, нигориши чашму абрувони дилдор, сурудани нозу истиғно ва карашмаву ғамзаи паричеҳрагони бемеҳру вафо, тасвири ҳусни зоҳирӣ ва баёни дилангезиҳои бтинии нигори шӯхшанги дилрабо, тавсифи доми зулфу тири миҷгони фитнагарони бебок ва дарди ранҷу фироқ, меҳнату машаққатҳои ошиқони бесабру ношикебо ва амсоли ин бахшида шуда, бо содагии мумтаниъ ва лиризми баланди худ касро мафтун мегардонанд. Худи шоъир дар як байташ оид ба мазмуни ошиқонаи ғазалҳояш ишора намуда, ба лафзи арабӣ мегӯяд, ки «дар варақҳои ман ба ҷуз рақами ишқ чизи дигаре нест»:

***Ҳама нақши хату хол аст ба девони Камол,***
***Лайса илло рақами-л-ишқи ъало авроқӣ!***

Ишқ дар тасаввури Камол ҳавасу бозӣ нест. Ишқ дигар асту ҳавас дигар. Ишқ чун асоси ҳастӣ ва боъиси зиндагии азаливу абадӣ, ҳатто ба ҳукми ақл тобеъ нест. Он вуҷуди ошиқро фаро мегирад, ақлу шуъури ӯро тасхир мекунад, дилу динашро мебарад. Ошиқ ҳатто аз ҳастии хеш мегузарад, дар ин роҳ замину замон ба ӯ ё ҳамроҳанд ва ё дар мухолифат қарор мегиранд. Чунин ишқ инсонро сарбаланду мумтоз мегардонад. Ба ақидаи шоъир,

***Ишқ дар тинати дилҳо намак аст,***
***Сӯзи ошиқ зи Само то Самак аст!***

Маҳз ба туфайли чунин ишқу муҳаббат умри инсон мазмун пайдо мекунад, гулу баҳор нашъаи ҷонбахш медиҳад, табиат ба гаҳвораи ишқ табдил меёбад. Ин эҳсоси латиф дилу фикри ошиқро аз кудурату хабоис пок мегардонад. Аз ин ҷиҳат, Камол ишқи сӯфиёнаро ҳатто аз зуҳди обидона боло мегузорад. Вале



Камол ҳам мисли Саъдиву Ҳофиз, пеш аз ҳама ва беш аз ҳама, ишқи инсонӣ, ишқи одами зиндаи пурҷӯшу хурӯшро васф менамояд, ки дорандаи чунин ишқ муъътабар ба шумор меравад:

***Касе, к-аз ишқ давлатманд гардад,***
***Бияфзояд ҳазорон эътибораш.***
***Набинӣ, к-аз таъашшуқ булбули маст***
***Яке мурға асту мехонӣ ҳазораш?!***

Давлатшоҳи Самарқандӣ менависад: «Шайхрост ин ғазал, ки дар шаҳри Сарой гуфтааст:

***Ай рухат ойинаи ҳусну даҳан лутфи Худой,***
***Бо ҳадисе бикушо он лабу лутфе бинамой!***
***Шуд зи наззоракунон хонаи ҳамсоя хароб,***
***Моҳи ман, бо ту кӣ фармуд, ки бар бом барой?!***
***Хонаи туст дилу дида зи борони сиришк,***
***Агар ин хона чакад об, бад-он хона дарой!***
***Ту на аз дидаи соҳибназаронӣ ғойиб,***
***Моҳию моҳ намудор бувад аз ҳама ҷой!***
***Бӯстонест Сарой аз гули он рӯй, Камол,***
***Ба сарой омадӣ, ай булбули хушгӯ, бисарой!***».

Сабки нигориши Камол, ки пурмуболиға аст, аз мутолаъаи ғазали боло баръало равшан мегардад. Давлатшоҳи Самарқандӣ боз ҳам таъкид менамояд: «Инсоф он аст, ки покташу ширинтар аз ғазалҳои Хоҷа Камол аз мутақаддимон ва мутааххирон нагуфтаанд. Аммо баъзе акобиру фузало бар онанд, ки нозукиҳои Шайх сухани ӯро аз сӯзу ниёз бартараф сохта ва ин мукобара аст, чӣ бо вуҷуди нозукӣ ва диққат сухани Шайх орифонаву пурҳол аст».

**Бисёр шоъирони форсу тоҷик, аз Устод Рӯдакӣ сар карда, гуфтори озодандешона, афкори ҳедонистӣ ва кеши хушбошии худро дар партави ақойиди риндӣ иброз доштаанд.** Мутобиқи андешаи мардум, **ринд**, ки шахси озодманиш, назарбаланд, олуфта, бовиқор ва мумтоз аст, бештар ба айшу тараб машғул гардида, бо урфиёту таъассубот

ва хурофоту русуму одот пойбандӣ надорад. Дар «Ғиёс-ул луғот» ин калима чунин шарҳ дода шудааст: « Ринд - ...мункаре, ки инкори ӯ аз умури шаръия аз зиракӣ бошад, на аз ҷаҳл». Дар афкори иҷтимоъӣ ва ҷараёни мафкуравии халқи тоҷик, хусусан таърихи адабиёт, ақидаи риндӣ ҳанӯз аз асри 1Х ворид гардида, дар эҷодиёти Рӯдакӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Умари Хайём, Саъдӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ, Убайди Зоконӣ, Ибни Ямин, Ҳофиз ва дигарон симои ринд чун чеҳраи мусбат таҷассум ёфтааст. Кеши хушбошӣ мағзу ҳастии ойини риндиро ташкил дода, пушти по задани расмияту одатҳои хурофотии шаръӣ паҳлӯйи дигари ин маслакро бозтоб намуда, дарки диалектикии ҳастӣ аз ҷанбаҳои мумтози ин машраб аст. Ринд муътақиди ойини ниёгон, мухлиси пири муғон, дӯстдори шаробу кабоб, хоҳони нағмаи рубоб, муштоқи уду суруд, ҷӯяндаи рӯйи зебо ва дар базму фароғати хотир гӯё буда, дар гирудорҳои зиндагӣ мисли пайравони фалсафаи прагматикҳо, аз дирӯзи гузашта ғусса намехӯрад, ба фардову оянда коре надорад, фақат имрӯзро медонад, судро аз фурсати алъон меҷӯяд ва дар кӯшиши он аст, ки нақду фурсати ҳозир беҳуда, барҳадар ва барбод наравад.

Адибони зиёде ҷонибдор, хайрхоҳ ва пайрави ин ақида буданд. Маслаки риндӣ зиндагии серу пур, фароғат, истироҳат, осоиш, хотири ҷамъ, хираду દониш ва озодиро тақозо мекунад. Ишқ варзидану лаззат бурдан ва неъматҳои моддию маънавӣ аз дарбоистҳои зарурии ин ақида буда, аз фалсафаи ҳедонистҳо, таълимоти Эпикур ва ҷаҳонфаҳмии стоикҳои Юнони Бостон об мехӯрад. Ҳанӯз Устод Рӯдакӣ фармуда буд:

***Рӯй ба миҳроб ниҳодан чӣ суд?!***
***Дил ба Бухорову бутони Тароз!***
***Эзиди мо васвасаи ошиқӣ***
***Аз ту лазирад, напазирад намоз!***

Абӯалӣ ибни Сино риндро бо ҳакиму шоҳ дар як саф мегузорад / «Май шоҳу ҳакиму ринд бояд, ки хӯрад» /. **Шоъири** асри Х. Абулҳасани Оғоҷӣ машғулияти ашрофона будани ойини лаззатгириро таъкид менамояд, ки чунин василаҳо ҷузъи он



лаззатгирист: аспу камону каманду шеъру китобу қаламу барбату шатранҷу маю нард. Вай мефармояд:

***Ай он ки надорӣ хабаре аз ҳунари ман,***
***Хоҳӣ, ки бидонӣ, ки наям неъматпарвард?!***
***Асп ору камон ору каманд ору китоб ор,***
***Шеъру қаламу барбату шатранҷу маю нард!***

Умари Хайём чеҳраи маъмулии риндро дар чаҳор мисраъи рубоъии хеш ниҳоят пурра, назаррабо ва писандида ба қалам медиҳад.

***Ринде дидам, нишаста бар хинги замин,***
***На куфр, на ислом, на дунё, на дин!***
***На ҳақ, на ҳақиқат, на шариъат, на яқин,***
***Андар ду ҷаҳон киро бувад заҳраи ин?!***

Саъдӣ **«ман ин риндону мастон дӯст дорам!»** мегӯяд. Ринди оламсӯз Ҳофиз иброз медорад, ки **«ман на он риндам, ки тарки шоҳиду соғар кунам,** - Муҳтасиб донад, ки ман ин корҳо камтар кунам!». Ҳамзамони Ҳофизу Камол - Носири Бухорой изҳор медорад, ки **«ман ринду майпарастаму фориғ зи куфру дин, - Зоҳид, маро ба чашми ҳақорат дигар мабин!».** Аммо дар мафкураи расмӣ, адабиёти дарборӣ, доираҳои уламои шаръ ва таърихнигорони ҷоплус ринд аз гурӯҳи авбош, қиморбоз, дузд ва фосиқ шинохта шуда, тамоми рафтору кирдор ва пиндори риндон номақбулу нописанд, нафратангез, зидди ислом, муқобили шаръ ва хилофи одоби ҷомидаи инсонӣ дониста мешуд. Рафтори ринд аксар бар зидди суфӣ, зоҳид, порсо ва дарвеш қаламдод гардида, ринд чун шахси бадкирдор таҷассум карда мешуд. Ҳатто Саъдӣ менависад: «Тариқи дарвешон зикр асту шукр ва хидмати тоъат ва исору қаноъат ва тавҳиду таваккул ва таслиму таҳаввул. Ҳар ки бад – ин сифатҳо мавсуф аст, ба ҳақиқат дарвеш аст, агарчи дар қабост, аммо ҳарзагӯйи бенамоз ва ҳавопарасти ҳавобоз, ки рӯзҳо ба шаб орад дар банди шаҳват ва шабҳо ба рӯз кунад дар хоби ғафлат; бихӯрад ҳар чи дар миён ояд ва

бигӯяд, ҳар чи бар забон ояд, **ринд аст,** агарчи дар абост».

Вале аҳли фазлу хирад ҳамеша ба афзалияти ринд бар зоҳиду обиди хушк қойил будаанд. Амир Хусрави Деҳлавӣ мефармояд:

***Ринди муқомир, ки бувад покбоз,***
***Биҳ, зи ибодатгари боҳирсу оз!***

Аслан, намояндагони ҷараёни иртиҷоъии тасаввуф, хонақоҳнишинони муфтхӯру ҷаҳолатпараст ва солусу риёкор, ки онҳоро Саъдӣ «палангони даррандаи суфпӯш» номида буд, ба тӯҳмату дурӯғ риндонро бадном карда, ба гуфти Ҳофиз пирони ҷоҳилу шайхони гумроҳ кӯшиш ба харҷ додаанд, ки обрӯяшонро дар назари тӯдаҳои мардум бирезонанд /«Моро ба мастӣ афсона карданд – Пирони ҷоҳил, шайхони гумроҳ!»/. Аҳли риё /«Мункар ба қадиси хирқапӯшон – Он сахтдилону сусткӯшон !»/, зоҳидон / «Дар баробар ҳамчу гӯсфанди салим, - Дар қафо ҳамчу гурги мардумхор!»/ ва ҳаммаслакони онҳо ҳамеша ба маломати риндон пардохта, дар муқобили онҳо амалиёт мегузарониданд. Умари Хайём хитобан ба зоҳиди хом мегӯяд:

***То чанд маломат кунӣ, ай зоҳиди хом,***
***Мо ринди харобатию мастем мудом?!***
***Ту дар гами тасбеҳу риёву талбис,***
***Мо бо маю маъшуқа мудомем ба ком!***

Дар ашъори Камол афкори риндона ҷойи зиёдеро ишғол менамояд. Ӯ мастию риндии худро сифати хуби хештан шумурда / «Камол аз мастию риндӣ чу як соъат нашуд холӣ, - Надонам оқилон аз чӣ сабаб хонанд ҳушёрам?!»/, бошуъурона тарки зуҳд намуда, ойини риндиро ихтиёр мекунад /«Ман тарки зуҳд кардаву риндӣ гузидаам, - Хошоки роҳ додаву гавҳар харидаам!»/. Ҳатто аз оташи дӯзах ҳам бим надорад, зеро ҷаҳим, ки яке аз табақоти жарфтарини ҷаҳаннам аст, аз зоҳидони афсурда пур буда, бо сардии худ алангаи дӯзахро аз сӯзиш маҳрум мегардонад / «Маро чӣ бим зи оташ, ки сард хоҳад шуд – Ҷаҳими пуршарар аз зоҳидони афсурда!»/, танҳо



суҳбати риндон мӯҷиби соҳибкамолӣ мебошад / «Камол, ар ба риндон мусоҳиб набошӣ, - Туро ҳеч соҳибкамолӣ набошад!»/. Аз ҳамин ҷиҳат, Камол майхонаву маю шоҳидро аз савмаъаву обид бартар гузошта, худ эътироф мекунад, ки худ сӯфию ринд, вале порсонамо буда, бештар ба маслаки маломатиён эътиқод меварзад ва онро аз порсойиву гӯшанишинӣ болотар медонад /«Бархост Камол аз вараъу гӯшанишинӣ, - То дид, ки майхона биҳ аз ҳар ду мақом аст!»/. Риндиро воситаи наздикӣ бо ҳақ мешуморад /«Мо ба риндӣ дар бисоти қурб рафтему ҳанӯз - Ҳамчунон пири маломатгар ба пойи минбар аст!»/. На фақат Камол, балки кулли риндон ин шеваро писандидаанд /«Бархез, Камол, аз сари номус, ки риндон – Карданд иқомат ба сари кӯйи маломат!»/ ва ин боиси сарбаландии онҳост /«Сарбаландӣ бин, ки боз аз давлати риндӣ маро – Бар сари дӯше, ки дӣ саҷҷода буд, акнун сабӯст!»/. Шодиву тараб, дар зери оҳанги хуши най, нӯши ҷон кардани май, ғанимат донистани вақт /«Субҳ аст, Камолу маю овози хуши най - Бархезу ғанимат шумар ин як - дусе дамро!»/, дар ин бобат ба панди Шайх эътибор надодан / «Ман панди ту чун бишнавам, ай шайх, ки чун уд – Гӯшам ба суви мутрибу майлам ба рубоб аст!»/ ва дар сари ин ақида устувор будан маслаки пойдори Камол аст, ки дар пайравии мазҳаби риндон қабул кардааст ва аз он ифтихор дорад. Ин амрро ӯ аз касе ҳам намепӯшонад /«Камол аз халқ натвонист пӯшидан назарбозӣ, - Ки ӯ ринд асту чун зоҳид назарбозӣ намедонад!»/. Ин ҷиҳати масъала ба тавзеҳи бештаре ниёз надорад. Фақат гӯшзад метавон кард, ки ба фикри Камол, зоҳид, ки бо тамоми ҳастӣ, ғазаб ва найранг бар зидди риндон ва кеши озодандешонаи эшон хусумат меварзад, агар ба маҷлиси риндон роҳ ёфта, аз суҳбату машраби онҳо лаззат барад, сабӯ бардоштаву ойини риндонро хоҳад пазируфт / «Зоҳид ба суҳбати ту чу риндони дурднӯш – Он рӯз бор ёфт, ки бар сар сабӯ гирифт!»/. Вагарна ӯ низ мисли порсоёни дигар аз нодонӣ одоби риндиро пос ва нигоҳ дошта наметавонад /«Порсоён адаби ринд надоранд нигоҳ, - Дидаам бештари мардуми нодон густох!»/ ва аз файзи он суҳбатҳо баҳрае нагирифта, фоидае бардошта наметавонад /«Зоҳид ба ҳамнишинии риндон касе нашуд, - Камфаҳмро зи суҳбати доно чӣ фоида?!»/. Барои

пардапӯш намудани ҳадафҳои аслии худ гоҳе Камол худро ба девонагӣ мезанад /«Девона аз такаллуфу таклиф фориғ аст, - Маъзур дор, зоҳид, агар ринду фосиқем!»/. Аммо аксаран ошкоро худро ринду ошиқ /«Чун рӯз равшан аст, ки мо ринду ошиқем, -Чун субҳ дар парастиши меҳри ту содиқем!»/, ошиқу ринд /«Зи ман, ки ошиқу риндам, маҷӯй зуҳду салоҳ, - Ки рӯз мастаму шаб ҳам, зиҳӣ сабоҳу равоҳ!»/, ринду дурдкаш /«Гарчи ҳам риндаму ҳам дурдкашам, шукри Худо, - Ки наям боре аз ин зоҳиди худбингуна!»/, ринду назарбоз /«Гарчи риндему назарбоз, макун айб, Камол, - Ин ҳунар бас, ки на сӯфию на донишмандем!»\, ринду омӣ /«Чӣ зиён, агарчи гаштам чу Камол ринду омӣ, - Ки зи зуҳду некномӣ ҳама умр буд орам!»/ меномад, зеро дар рафтори риндон ӯ бӯйи риё намебинад /«Натъи Камол хуштар аз фарши подшоҳон, - К-аз бӯриёи риндон бӯйи риё наояд!»/. Аз ҳамин ҷиҳат, муфлиси кӯйи муғон будан аз маснади подшоҳӣ доштан волотар, ҳатто аз ҷоми Ҷаму аз мамлакати Ҷамшед ҳам болотар аст:

***Муфлиси кӯйи муғонро ба хароботи муғон***
***Давлати ҷом бих аз мамлакати Ҷам бошад!***

Аз ин навъ мисолҳо боз ҳам метавон овард, вале хулосаи калом ин, ки дар ғазалиёти Камол низ, мисли ғазалиёти Ҳофиз, ринд шахсе назарбаланд ва озод аз банди таассуб аст, ки ба аҳли ҷоҳу ҳукумат ва хонақоҳу масҷид муқобил меистад. Аз ин рӯ, вай ҳамеша бо зоҳидон, ки пойбанди урфиётанд, дар ситезу кина ва ҷанг аст:

***Мо ошиқему ринди ба маъшуқ мухталит,***
***Ай шайхи некном, ба мо кам кун ихтилот!***

Ба воситаи образи ринд Камол ихтиёри кеши хушбошӣ ва бо кайфу сафо гузаронидани умрро талқин мекунад, зеро ҳамин ринд аст, ки манзили хуш ва ҳузури дилбарро аз биҳишти минӯ боло мегузорад:

***Муборак манзиле, хуш сарзамине,***
***Ки он ҷо сар барорад нозанине!***



***Бар инам ман, ки гар бошад, ҷуз ин нест,***
***Ки ҳуре ҳасту фирдавси барине!***

Дар ашъори риндонаи худ Камол бар замми ситоиши ҳусни инсон зебоиҳои табиат, хусусан ҷилваҳои фасли баҳор, тасвири канори обу лаби ҷӯйбор , тавсифи гӯшаи боғу суҳбати нигор, шунуфтани садои тарона ва тарғиби бодагусориро, ки ҳама нишоти зиндагиро ифода мекунанд, лавҳанигорона ситуда, инсонро ба баҳра гирифтан аз наъими индунёйӣ талқин менамояд:

***Канори обу лаби ҷӯйбору гӯшаи боғ***
***Хуш аст бо санами сарвқад ба шарти фароғ!***
***Навохт рехтҳо дар чаман муғаннии об,***
***Таронаҳои тари ӯ латиф сохт димоғ!***
***Шаби баҳору шабистони боғу сӯҳбати ёр,***
***Чунин шабону шабистон, дило, биҷӯ ба чароғ!***
***Агар ба равза равам бо рақиб, дар қафасам,***
***Шунида бошию дида ҳадиси тӯтию зоғ?!***
***Мадор даври гул аз май даме қадаҳ холӣ,***
***Ки лола дорад аз ин дард бар дил ин ҳама доғ!***
***Чӣ ғам, ба дафъи ғамам боғу гулшане гар нест,***
***Ки ошиқи ту фароғат зи боғ дораду роғ!***
***Ба бӯса, себи зақан, гуфтамаш, зи гулшани кист?***
***Камол, гуфт, ту ангур хур, мапурс аз боғ!***

Хондану шунидани чунин ғазалҳо дили касро аз шодиву фараҳ лабрез мегардонад, рӯҳашро мусаффо месозад. Бар абёти зерин таваҷҷуҳ фармоед:

***Бод гулбез шуду бар сари гул жола чакид,***
***Об дар ҷӯю зи лироҳани ҷӯ сабза дамид,***
***Гул зи рух пардаю наргис ба чаман чашм кушод,***
***Сарви шамшодқаду мурғи чаман нола кашид.***
***Хуррам он дил, ки баҳорон пайи тартиби димоғ***
***Бонги мурғи чамани бӯйи гули тоза шанид!***

Ринд дар ашъори Камол образи шоъиронаи худи ӯст. Ақоиде, ки Камол ҳам аз забони ринду ҳам забони худ дар хусуси хуш гузаронидани умр, ғанимат донистани суҳбати ёрон, гусастани риштаи таассуб, вокушоии банди урфиёт ва амсоли инҳо баён мекунад, яканд. Агар ринд умуман манзили худу нозанинро аз биҳишту ҳуру ғилмон афзалтар донад, Камол боғчаи худро Биҳишт номида, аз биҳишти насия иқоматгоҳи худ - Волиёнкӯҳу Табрезро биҳтар мешуморад ва ба зоҳид хитоб мекунад:

*Зоҳид, ту биҳишт ҷӯ, ки Камол*
*Волиёнкӯҳ хоҳаду Табрез!*

Дар ҷое дигар Камол изҳор медорад, ки зоҳидон барои ҷаннати насия солҳо намоз мехонанду ба тоъату ибодат машғул мешаванд, ки ин, албатта, ба ҷуз тамаъкорӣ чизи дигаре нест. Ниёзмандӣ ва лаззат бурдан аз он, ба пиндори Камол, биҳтарин ибодат аст:

*Ҷаннати насия, зоҳидо, ту ба намоз ёфтӣ,*
*Давлати нақди айшро ман ба ниёз ёфтам!*

Истилоҳоти маю майкада, хумхонаву майхона, тарабхонаву бутхона, оташкадаву калисо, дайру харобот, пири муғону муҳтасиб, шаробдору бодафурӯш, манзили муғону дӯкони майфурӯш, соқӣ ва амсоли инҳо дар ашъори Камол, баробари маъниҳои аслии худ, мафҳумҳои тасаввуфиро низ ифода мекунанд. Лекин оҳангу мантиқи ағлаби ғазалҳои ӯ гувоҳӣ медиҳанд, ки Камол бештари ашъори худро дар зери таъсири маслаки риндӣ суруда, ба василаи ин рамзҳо, истилоҳот ва мафҳумҳо, ки бозтоби машраби риндонанд, андешаву ҳадафҳои шоъирӣ ва инсонии худро басо табиъӣ ва дилписанд корбаст кардааст:

*Гар ба майхона ҳарифи маю шоҳид бошам,*
*Биҳ ки дар савмаъа биншинаму обид бошам.*
*Вақти он шуд, ки иқомат ба харобот кунам,*
*То ба кай муътакифи гӯшаи масҷид бошам?*



*Домани пири муғон гар фитад ин бор ба даст,*
*Мани саргашта чаро толиби муршид бошам?!*
*Солҳо бар дари майхона нишинам, биҳ аз он,*
*Ки аз ин гӯшанишинони муқаллид бошам!*
*Зуҳд дар савмаъа меварзаму ин риндӣ нест,*
*Риндӣ он аст, ки дар майкада зоҳид бошам!.*

Камол баъзан чун муриди пири муғон ва пайрави бодафурӯш ба муқобили хурофот ва таассуботи мазҳабӣ мубориза бурда, риёву тазвири обидону зоҳидони хушк, зоҳирнамоиҳои шайхони фосиқу муршидони авомфиреби хонақоҳ, ҳилагарии муфтиву муҳтасибони шаҳр ва шаҳнаи моли мардумхорро мазаммат мекард, аҳли дарбор, зулму бедодӣ ва беадолатиҳои замонро зери тозиёнаи танқид мегирифт. Чунончи, ӯ навиштааст:

*Ҳалол бод маи хулду ҳур зоҳидро,*
*Ки вогузошт ба риндон шаробу шоҳидро!*
*Мабур зи гардани сӯфӣ қилодаи тасбеҳ,*
*Гузор, то бибурад гардани муқаллидро!*
*Зи зикру фикру риёзат димоғро халал аст,*
*Бигир ҷому бимон фикрҳои фосидро!*
*Ба рағми зоҳиди худбин чу май кашам аз ҷом,*
*Ба обгина кашам мил чашми ҳосидро!*
*Машав ба майкада ғоиб зи чашми пири муғон,*
*Ки бо мурид назарҳост пири муршидро!*
*Аҷаб, ки шаҳна нагашт аз имоми мо воқиф,*
*Ки харҷ кард ба май вақфҳои масҷидро!.*
*Камол, лофи ибодат мазан, ки чашми бутон*
*Ба як назар барад аз раҳ ҳазор обидро!*

Ҳикояти зайл низ хислати мумтози Камол ва нисбат ба мукаллафоти мазҳабӣ назари хос доштани ӯро нишон медиҳад:

Боре фарзандони дӯсти Камол – шоъир Шамсиддини Машриқӣ /ваф. 812-1409/ Абдулҳай ва Абдураҳим, ки баъдҳо дувумӣ чун шоъир сабзида, тахаллуси Хилватӣ гирифта буд, ба хонаи Камол меоянд. Моҳи рамазон будааст. Камол онҳоро дида мегӯяд:

- Биёед, биёед, имрӯз бо шумо суҳбат медорем. Шамсиддин донист, ки мо бар сари сафарем, шуморо пеши мо фиристод.

Баъд ӯ ба хизматгоре мефармояд:

– Барои инҳо таъоме оваред.

Бачаҳо мегӯянд:

– Мо барӯзаем, рӯзадорем!

Камол мегӯяд:

– Шумо ҳанӯз мукаллаф ба таклифи рӯза нашудаед, бихуред.

Бачаҳо таъом мехуранд. Камол мегӯяд:

– Акнун шуморо зиёфати дигар низ мекунем, - ва илова мекунад: - Як байти худро мехонем, ки дар девони мо нест:

***Гирифтам остини дӯст, он ҷо дасти худ дидам,***
***Чунонаш даст бӯсидам, ки дасти хеш бӯсидам.***

Камол аз мавқеъи аҳли ирфон, ба тарзи киноя бошад ҳам, баъзе расмиятҳои динӣ, мисли намозу рӯзаро, бо тамасхур ба забон меорад ва ба ҳақиқати онҳо шубҳа меварзад. Ин фикр дар парчаи зерин ошкоротару барҷастатар ба назар мерасад:

***Соқиё, бодаву нуқл ор, ки шуд навбати он,***
***Ки дигар рӯза хурему гами рӯзӣ нах/в/арем.***
***Паст шуд гулгули тасбеҳу таровеҳу ҳанӯз,***
***Ба ҳақи рӯза, к-аз он валвала бо дарди сарем! ...***
***Рӯза хӯрдему қасам ҳам ба намози ту, Камол,***
***Ки дигар дарди сари хеш ба масҷид набарем!***

Дар ашъори Камол, чунон ки дар боло ишорат рафт, дарвешу подшоҳ ҳамеша бо ҳам зид гузошта шуда, подшоҳ ҳамеша чун муҷассамаи зулм, тимсоли бераҳмӣ, ҳайкали бедодгарӣ ва каси худхоҳи аз ҳоли бечораву бенавоён бехабар тасвир меёбад, ки ҳақиқати замони ӯро ифода намуда, баёни ин маънӣ аз шоъир ҷасорати беҳамторо дархост мекард. Камол мегӯяд:

***Чӣ суд аз нолаву зорӣ бар ин дар додхоҳонро,***
***Ки султон ҳоли мискинони бозорӣ намедонад!***



Вале таваҷҷуҳи шоъир ба тарафи дарвеш буда, дарвеширо, ки дар он зулм нест, аз подшоҳӣ болотар медонад:

***Хоҷа, чаро нишастаӣ? Хез, ки рафт корвон,***
***Бор бибанду шав ту ҳам дар пайи корвон равон!***
***Қасди амал чӣ мекунӣ, равзаи дилкушо бибин,***
***Кулбаи фақр хуштар зи шоҳнишини хусравон!***

Камол душмани гузарои аҳли риёву солус, зоҳидони пучмағз, фақеҳони ҳаромхӯр, муҳтасибони рӯсиёҳ, обидони ҳилагар ва амсоли ин фирқаи нобакор буда, онҳоро хушк, афсурда, бехабару бебасар ва авомфиреб номида, ба муқобили зуҳдфурӯшӣ, ғафлатзадагӣ ва танпарварии ин гурӯҳ қиём мекунад. Дар тоъату ибодат тақлид ва назарфиребиро намепазирад:

***<Сӯфиён гӯянд чун мо хезу дар рақс о, Камол,***
***Ҳолати ваҷди риёӣ хуш намеояд маро!***

Риё, томот, авомфиребӣ ва амсоли инҳо зишттарин хислатҳое буданд, ки Камоли покизахисол аз ин навъ мардумфиребию қаллобиҳо дурӣ ҷустан ва барҳазар буданро талқин менамояд. Тарки риёро беҳтарин тоъат мешуморад. Вай мегӯяд:

***Чандон, ки бозҷуст дар аъмоли худ Камол,***
***Мақбултар зи тарки риё тоъате наёфт!***

Ин маъниро борҳо, такрор ба такрор, иброз медорад:

***Ба масҷид ҳафтае аз ту куҷо як саҷдае лоиқ,***
***Ки дар одинаӣ зоҳид, ба шаш рӯзи дигар фосиқ!***

Вале ин ақоидро Камол на урёну белироя ба қалам медиҳад, балки басо шоъирона ва образнокменигорад. Дар байти зайл барои ифодаи матлаб вай аз хазинаи халқ, ки гӯё зумуррад ва умуман ранги сабз морро кӯр мекардааст, истифода бурдааст:

*Шароби лаъл менӯшам ман аз ҷоми зумуррадгун,*
*Ки зоҳид афъии вақт аст, месозам бад-ин кӯраш!*

Камоли Хуҷандӣ бо зоҳид, ки расмиятчӣ, худбин ва хушк аст, душманӣ меварзад, ӯро бо ошиқ муқобил мегузорад, зеро тоъати ӯ ҳам ботамаъ ва нафратовар аст:

*Зоҳиди худбин ба умеди атост,*
*Ошиқи мискин нигарони бало!*

Сухантирозӣ, лафзбофӣ ва пироиш сифати ағлаби гуфтори Камоли Хуҷандист. Ба байти поён зеҳн монед, ки дар он ҷо ёри муфовиқ ва анбози зоҳид - муҳтасиб чӣ гуна зери истеҳзо гирифта мешавад:

*Зи чист қаҳқаҳаи шишаҳои май, донӣ?!*
*Ба риши муҳтасиби шаҳр мекунад ханда!*

Камол мехоҳад, ки ринду майхора будани худро ба тамоми шаҳр эълону интишор диҳад:

*Ба овози рубобу май бинӯшем ошкоро май,*
*Ба шаҳр овозаи риндию майхорӣ дарандозем!*

Аглаби ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ, чунон ки ишора шуд, дар партави таълимоти риндӣ эҷод гардида, гояҳои хушбошӣ, хусусан нашъаи май, нишоти мусиқӣ, оҳанги рақс ва изҳори майл ба ваҳдати вуҷуд аз бисёр ғазалҳои ӯ ба гӯш мерасад. Аммо ин ҳама мастиҳо, сархушиҳо, мадҳушиҳо ва хуморҳо асли воқеъӣ надошта, рамзе беш нестанд:

*Чӣ гуфт бо ту, шунидӣ, рубобу уд ба гӯш?!*
*Зи кас матарсу ба бонги рубоб бода бинӯш!*
*Сурӯши отифат аз ту навиди раҳмат дод,*
*Муъоширон ҳама доданд бӯса бар сару рӯш!*
*Ба хоб шайхи ҳарам дид дӯш мастеро,*
*Нишаста бар дари Каъба ба Хизр дӯш ба дӯш!*



*Чу Ҷам ба ҷом қаноъат куну Сикандарвор*
*Ба ҳарза дар талаби чизи нониҳода макӯш!*
*Ба чашми беҳунарон бода, соқиё, айб аст,*
*Чу зоҳиде гузарад, айби мо биёву бипӯш!*
*Аз он замон, ки ба хумхонаҳо ҳадиси ту рафт,*
*Шаробу чанг намеистад зи ҷӯшу хурӯш!*
*Камол, бо рухи соқӣ зи май макун парҳез,*
*Чу ёр қалбшинос аст, зоҳидӣ мафурӯш!*

Мисоли дигаре меорем, ки дар он низ кеши хушбошӣ ва ғанимат шумурдани лаҳзаи ишрат талқин мегардад:

*Дӯш рафтам ба чаман дар ҳаваси булбулу гул,*
*Ин яке ҷомадарон дидаму он наъразанон!*
*Гуфтам: Ин чист?! Бигуфтанд, ки он қавм, ки пор*
*Мерасиданд дар ин равза ба ҳам ҷилвакунон!*
*Ҳамаро хок бифарсуд, кунун навбати мост,*
*Ҳоли шамшодқадон бингару нозукбаданон!*
*Булбул ин гуфту дигар гуфт, ки май нӯш, Камол,*
*Фасли гулрезу ба мутриб бигузор ин суханон!*

Фақат риндии Камол машраби писандидаи орифонаи ӯ буда, шаробу кабоб ва амсоли инҳо рамзҳое ҳастанд, ки бо асли воқеъии ин айш иртиботе надоранд. Мае, ки Камол меситояд, бешак, ҷуз шароби ваҳдати раббонӣ чизи дигаре нест. Аз ин рӯ, дар давоми асрҳо рӯҳониён барои он ки ҷанбаи дунявии ҳатто ғазалҳои олии ғайриирфонии Камолро кам нишон диҳанд, зӯр зада «исбот» мекарданд, ки Камол фақат шайхи хонақоҳ буда, ашъори ӯ танҳо тараннумкунандаи ақоиди сӯфиёна аст. Онҳо ҳатто аз ғазалҳои соф заминии ӯ низ маъниҳои малакутӣ меҷустанд. Камол ғазале дорад:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ғамза ин,*
*Алвидоъ, ай зуҳду тақво, алфироқ, ай ақлу дин!*
*Мекашӣ новак зи мижгон дар камони абрӯвон,*
*Гаҳ бад-онам мекӯшӣ, ай номусулмон, гаҳ бад-ин!*
*Гар парӣ мегӯядат ман бо ту мемонам, маранҷ,*
*Беадаб гар одамӣ будӣ, нагуфтӣ инчунин!*

***Дӯш андак бурқаъе аз пеши рух бардоштӣ,***
***Дошт моҳи осмон пеши ту рӯе бар замин!***
***Гар малӯлӣ аз дилам, к-он ҷойи торик асту танг,***
***Дида маъвоест равшан, баъд аз ин он ҷо нишин!***
***Камтарин иқболи ман, бингар, ки худро бар дарат***
***Аз дари ихлос медорам ғуломи камтарин!***
***Баъд аз ин кам ҷӯӣ озори дили реши Камол,***
***Ҳар чи дар дил доштам, гуфтам, ту донӣ баъд аз ин!***

Ин ғазал, чунон ки мулоҳиза менамоед, ғазали соф ишқии заминист, вале онро чунин шарҳ додаанд: «Рӯзе Мавлоно Мағрибӣ ва Муҳаммади Шарқӣ ва Муҳаммади Ассор ва Муҳаммади Хаёлӣ ба суҳбати касирулбиҳҷати Шайх Камоли Хуҷандӣ мераванд. Шайх шахсан машғули табх /таъомпазӣ/ шуда, матлаъи ин ғазалро месарояд. Чун ба самъи Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ мерасад, мефармояд: «Шайх бисёр бузург аст, чаро бояд шеъре гӯяд, ки ҷуз маънии маҷозӣ /яъне маънии ҳақиқии инсонӣ – А.А./ муҳмиле надошта бошад?!» Камоли Хуҷандӣ ҷавоб медиҳад, ки: «Чашм айн аст, пас мешояд, ки ба либоси ишорат, ки аз айни қадим, ки зот аст, бад-он таъбир кунанд ва абрӯ ҳоҷиб аст, пас метавонад буд, ки онро ишорат ба сифат, ки ҳиҷоби зот аст, доранд» ва хидмати Мавлоно тавозуъ намудааст ва инсоф дода».[1] Ин ривоят дар бисёр китобҳои таъриху тазкираҳо оварда мешавад.

Дар боло ба тариқи намуна чандин байт оварда шуд, ки ба муқобили рӯҳониёну зоҳидон ва воизону шайхон нигаронда шудааст. «Аёнро чӣ ҳоҷат ба баён» мегӯянд. Вале аҳли риё на танҳо аз ашъори Камол маъниҳои сӯфиёна ҷустаанд, балки аз худи ӯ ҳам шайхи соҳиби кашфу каромат тарошидаанд, ки ба нақли яке мепардозем, ки ҳамон мақсади болоро дар пай дорад.

Азизи Давлатободӣ ривоятеро аз «Тафсири рӯҳ-ул-баён» меорад:

«Гӯянд рӯзе Бисотии шоъир Шайх Камолиддини Хуҷандиро дар маҳфили шуъаро диду гуфт:

- Аз куҷоӣ, аз куҷоӣ, ай лаванд?!

Шайх фавран ҷавоб дод:

[1] Нафаҳот -ул- унс. Теҳрон, 1337, саҳ. 551.



Аз Хуҷандам, аз Хуҷандам, аз Хуҷанд!

Шайх аз суъиадаби вай (беадабии Бисотӣ – А.А.) озурдахотир гашту ин ҳаракати норавоbooро ҳамл бар мастии ӯ намуду гуфт:

Нобуд, ин шоъир маст аст!

Бисотӣ ин бишниду билбадоҳа гуфт:

***Сияҳчашм асту мардумкуш, хароби ғамзаи ӯям,***
***Аз он дар айни ҳушёрӣ сухан мастона мегӯям!***

Сипас ба тариқи ҳаҷв гуфт:

***Ай мулҳиди хуҷандӣ, риши бузург дорӣ,***
***К-аз ғояти бузургӣ даҳ риш метавон кард!***

Шайх бисёр мутааллим шуду нафринкунон гуфт:

- Аз ин маҷлис ҷон ба саломат набарӣ!

Аз таъсири нафаси шарифи Камол Бисотӣ ҳамон дам қолаб тиҳӣ карду ҷон ба ҷаҳонофарин супурд».

Албатта, ривояте, ки нақл карда шуд, ба истиснои ҷумлаи охирин, ки симои Камоли Хуҷандиро дар ойинаи каҷнамо нишон медиҳад ва дурӯғе маҳз аст, дигарҳош метавонист дар зиндагии шоъир рух дода бошад.

Як нуктаи дигарро таъкид бояд кард, ки дар баъзе мавридҳо аз бархе гуфтаҳо ва афкори Камоли Хуҷандӣ тарзи андешаронихои файласуфонаи Ҳаким Умари Хайём ба хотир мерасад, аммо лафзу иборат ва шеваи баён хоси Камоли Хуҷандист. Байти зайл дар лафзу маъно, шеваи адо ва ҳикмат ба гуфтори Умари Хайём хеле наздик аст, ки гувоҳи дигари вусъати донишу бинишии бузургмарди хуҷандист:

***Кунун, гар фурсате дорӣ, маниҳ як лаҳза май аз каф,***
***Ки хоҳад кӯзагар рӯзе зи хоки мо сабӯ кардан!***

Мавзӯъи Камоли Хуҷандӣ ва ақоиди риндӣ басе доманадор буда, пажӯҳиши жарфо ва тадқиқоти муфассалеро мехоҳад, вале дар ин рисола беш аз ин таваққуф варзидан зарурат надорад.

Ин ҷо ба шарҳу тафсири мафҳуми ваҳдати вуҷуд ниёзе нест. Фақат таъкид кардан лозим аст, ки **дар шеъри Камоли Хуҷандӣ, монанди ғазалҳои Саъдӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ ва Ҳофиз, ишқу ирфон аз ҳам ногусастанӣ ва омехта тасвир гардида, дар аксари мавридҳо ин ду падидаро аз ҳам ҷудо кардан бисёр душвор ва ҳатто номумкин аст**, зеро тасаввуфи шоъирона аслан бар пояи ишқу муҳаббат қарор гирифта, дар шеъри орифона мафҳумҳо ва матолиб бо истилоҳоти ошиқона қолабрезӣ шуда, дар ғазали сӯфиёна қаробати он бо ғазалиёти ошиқона ба дараҷаест, ки ағлаб ташхиси он гуфтор амри меҳол аст, ки ин худ аз вижагиҳои ғазали асрҳои X11-X1V ва хосса ғазали Камоли Хуҷандист. Худи Камол эътироф менамояд, ки орифу соҳибкаромат аст:

***Гар одат аст расми такаллуф миёни халқ,***
***Мо орифему одати мо тарки одат аст!***

Ва:

***Чандон ки мекушад туро, зиндайӣ, Камол,***
***Соҳибназар найӣ ту, ки соҳибкароматӣ!***

Оҳангу мазмунҳои тасаввуфӣ доштани ашъори Камолро аз муосирони ӯ то имрӯз ҳамагон эътироф кардаанд. Шоъир махсусан ба таълимоти аҳли ирфон дар хусуси ваҳдати вуҷуд ва кашфи рози ҳастӣ таваҷҷӯҳи зиёд дорад, вале ақоиди ваҳдати вуҷуд /пантеизм/, ки ягонагии ашё, ваҳдати холиқу махлуқ, баробарии адёну мазоҳиб, яксонии дайру каъба,хароботу масҷид ва хонақоҳу куништро тарғиб менамояд ва инсонро аҳсани махлуқот ва баргузидаи мавҷудот мешуморад, дар шеъри Камол ҷиҳатҳои инсондӯстона ва ҳуманистиро ғанӣ гардонидааст. Камол мегӯяд:

***Гуфтам: «Ба дайр бо ту расам ё ба Каъба?!» Гуфт:***
***«Моро ба ҳар мақом, ки ҷӯянд, ҳозирем!»***

Ба ақидаи **шоъир**, ки аз маслаки ваҳдати вуҷуд ғизо мегирад, зоти мутлақ фақат якто буда, дар ҳама ҷо танҳо партави офаридагор ҷилванамоӣ мекунад:



***Каъбаву дайр тӯӣ, Каъба куҷо, дайр куҷост?!***
***Нест ғайри ту касе, ғайр киро мешуморӣ?!***
***Каъба гар шуд зи ту пур, буткада ҳам холӣ нест,***
***Камие нест туро, к-аз ҳама бисёртарӣ!***
***Ҷӯямат гаҳ ба дари Каъбаву гаҳ бар дари дайр,***
***Чун гадои ту шудам, аз ту шуд ин дарбадарӣ!***

Гетиро Камол кӯҳе меангорад, ки мазҳари таҷаллии анвори илоҳӣ мебошад:

***Аз партави рӯйи ту ҷаноби сари он кӯй***
***Турест, ки он ҷо ҳама анвори таҷаллист!***

Эҳсоси сиришки малакутӣ соликро нисбат ба тамоми лаззоти дунё беэътино сохта, ӯро аз пастиҳои носутӣ мубарро намуда, инсонро ба қурби ав-адно ва олами лоҳут мерасонад. Дар натиҷа, ҳама ашё дар камоли ҳусн ҳувайдо гардида, мабдаъи ягонаи онҳоро нишон медиҳанд:

***Рухсораи соқию лаби ҷому рухи шамъ***
***Ҳар як зи фурӯғи рухи ӯ тоби дигар дошт!***

Ҳараму майхона /«Дӯш аз дари майхона бидидем ҳарамро,- Май нӯшу бибин фусҳати майдони карамро!»/, хирқапӯшу дурдинӯш /«Он ҳирқанӯши толиб в-он дурдинӯши ғолиб – Он ҷуста дар намозат в-ин ҳам ба сад ниёзат!»/ ба ягонагии толибу матлуб гувоҳӣ дода /«Толиб ба ду дида нақши ӯ баст, - Матлуб чу айн шуд, аён ёфт!»/, ишқ зарраро бо хуршед мепайвандад / «Зарраро гуфтам: «Ту хокӣ, ин чӣ ному шӯҳрат аст?!» –Гуфт: «Ишқи офтобам инчунин машҳур сохт!»/ ва сояҳоро ба нур табдил медиҳад /«Ёр наздик омаду аз хеш моро дур сохт, - Партави нури таҷаллӣ сояҳоро нур сохт!»/. Аз ин ҷиҳат, ошиқони ҳақиқӣ, на ҳавасбозони маҷозӣ, ҳамеша талабгори ваҳдатанд:

***Ошиқонро дил ба ваҳдат мекашад,***
***Мурғи обиро ба дарё хуштар аст!***

Шигифтомезаш ҳамин аст, ки дар аксари мавридҳо дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ ошиқу ориф ва ринду худи гӯяндаи ғазал чун як шахс тавсиф гардида, дар пиндору кирдору рафтор чунон ба ҳам омезиш мейбанд, ки онҳоро аз ҳам ҷудо кардан номумкин аст, чунки ақида, ҷаҳонбинӣ ва дунёфаҳмии онҳо як мебошад. Бинобар ҳамин, шоъир мефармояд:

***Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи аласт***
***Ринду девонаву қаллошу хароботию маст!***

Барои ибрози ақоиди ваҳдати вуҷуд Камол аз истилоҳот ва мафҳумҳои аҳли ирфон фаровон истифода мебарад. Чунон ки зикраш гузашт, барои ӯ аз ҳам ногусастанӣ ва ҷудоинопазир будани дарду дармон, ғаму нишот, ҳастию нестӣ («Миҳнати мо ҳама давлат, ғами мо ҷумла нишот, - Ҳастии мо ҳама не, нестии мо ҳама ҳаст!»), дармони ошиқ будани дарди ишқ /«Хато гуфтам, ки дард, астағфируллоҳ, - Ман ин худ айни дармон мешуморам!»/, офтобу зарра /«Офтобӣ ту, мо чу зарра ҳама, - Ту бузургию мо ҳақир, ай дӯст!»/, шамъу парвона /«Парда аз рӯй барандоз, ки ҳар сӯхтае, - Ҳамчу парвона сӯви шамъи ҷаҳонтоб ояд!»/, мурғу дона, Каъбаву бутхона /«Ишқро дар ҳарами Каъбаву бутхона якест - Ринди майхонанишин, зоҳиди саҷҷодапараст!»/, фанову бақо /«Сирри фано гӯш кун, ҷоми бақо нӯш кун, - Ҳоҷати тақрир нест, к-аз адам омад вуҷуд!»/ ҳама тазоҳури ваҳдати вуҷуд буда, Камол дар рухи дӯст нури худоро мебинад /«Дид Камол дар рухат нури худо муъояна, - Шайх, ки ошиқӣ кунад, бошад аз ин кароматаш!»/, чун сояе, ки акси нури офтоб аст, фақат дар партави фурӯғи он арзи вуҷуд мекунад / «Нест зи ҳам муфорақат сояву офтобро, - Ҳар тарафе, ки меравӣ, ман ба туву ту бо манӣ!»/, аммо он мустағраки нури офтоб аст, ки рамзи илоҳист:

***Ҳайрони ҷамоли ту мо – сӯхтагон як-як,***
***Парвонаи он шамъем, мустағраки он нурем!***
***Ай ҷони гаронмоя, ту нуриву мо соя,***
***Бо мо чу ту наздикӣ, мо аз ту чаро дурем?!***



Ҳамин ягонагӣ ҳатто нуқсони Камолро ҳам аз байн мебарад:

***Гарчи нуқсони Камол аз маю шоҳидбозист,***
***Дар мақоме, ки ҳама ӯст, чӣ нуқсон, чӣ камол?!***

Азбаски соликро Камол дар мақоми тавҳид тасаввур мекунад, мақоми тавҳид дараҷаест, ки он ҷо дигар ҳама яксон буда, камолу завол тафовуте надорад, дар он мақом пешгоҳу [illegible]стонанишин низ вуҷуд надорад («Нест дар маҷлиси мо пешгоҳу саффи ниъол, - Шоҳу дарвеш надонанд, кадом аст ин ҷо!») ва дар дили муваҳҳиди ҳақиқӣ низ ба ҷуз хаёли дӯст, ки мавҷуд зоти мутлақи ҳақ таъолост, чизи дигаре намегунҷад («Дар дил ба қадри зарра нагунҷад хаёли ғайр, - К-аз меҳри ӯ нур аст замири мунири мо!»). Аммо инро фақат толиби дӯст, орифи комили мисли Мансури Ҳаллоҷ («Ба маъориҷи аналҳақ нарасӣ зи пойи минбар, - Ки саре шиносад ин сир, ки сазои дор бошад!») пай бурда, аз ин лаззату ҳузур ёфта метавонад. Аз ҳамин ҷиҳат, Камол аз ҳақ субҳонаҳу бо камоли аҷзу хоксорӣ илтифот мехоҳад, ки ӯро ба матлуби мақсуд бирасонад, ки муродаш худи ӯст ва дигар ҳама дунёву мофиҳо туфайли ӯст:

***Мақсуди ду олам чӣ кунӣ бар дили мо арз?!***
***Мақсуд туйӣ, ҳар чи варои ту, туфайлист!***

Азбаски ағлаби гуфтори Камоли Хуҷандӣ роҷеъ ба нуктаҳои ирфонӣ, махсусан масоили ваҳдати вуҷуд, хеле мухтасар мебошанд, шояд дарки онҳо на ба ҳама имконпазир бошад. Масалан, чеҳраи Мансури Ҳаллоҷ (858-922), на барои ҳама шиносу мафҳум аст, ки ӯро барои ақоиди ирфониаш кофиру мулҳид эълон карда, дар Бағдод аввал ҳашт моҳ дар зиндон баъди азобу шиканҷа нигоҳ дошта, сипас ба дор кашида, баъд гардани ӯро бо шамшер бурида, сарашро аз тан ҷудо намуда, танашро дар оташ сӯзонда, хокистарашро ба дарёи Даҷла, ки ба самти шаҳри Бағдод ҷорӣ мегардад, рехтанд. Сари бетани Ҳаллоҷро чандин рӯз дар паси девори зиндони Бағдод нигоҳ дошта, сипас дар нӯги найза гузошта, шаҳр ба шаҳр гардонда, ба мардум нишон медоданд, ки ана ин аст сари он Ҳаллоҷе, ки

хилофи аҳкоми шаръ баромада, даъвои худоӣ мекард! Ниҳоят сари бетани Ҳаллоҷро то ба Хуросон расонданд. Дар ҳама ҷо мегуфтанд, ки Ҳаллоҷ асосан маҷусӣ, зардуштӣ ва оташпараст буда, абадан мусулмон набудааст. Фақат он чизаш рост буд, ки бобои Ҳаллоҷ дар ҳақиқат ҳам аз маҷусиёни Байзои Форс буд. Аммо Ҳаллоҷ ориф буд. Мувофиқи ақидаи ӯ, ибодати ҳақ таъоло на аз барои аз оташи дӯзах раҳо ёфтану дар биҳишти ҷовидон муқим шудан, балки беғаразона ва аз рӯйи муҳаббат анҷом дода шавад. Ҳамчунин, Ҳаллоҷ муътақид буд, ки ҳамаи адён, хоҳ насронӣ ва яҳудӣ, хоҳ бутпарастӣ ва зардуштӣ, ҷумла аз они худост, якеро кам шумурдан ҷоиз нест; асли мақсад маърифат аст, ки сафои ботин ва дилро аз ҳар зишту бад муббаро сохтанро тақозо мекунад. Ҳаллоҷ мегуфт, ки холиқ дар кулли махлуқоти худ таҷаллӣ мекунад. Аз ин рӯ, заррае аз зарроти олам ҳам айни худост. Ҳамаи инро Ҳаллоҷ дар ибораи «аналҳақ», яъне ман ҳақ ҳастам, ман худоям қолиб рехта буд, ки барои ҳамин уламои расмӣ ӯро чун кофир ва воҷибулқатл маҳкум карда буданд. Аммо аҳли ирфон, хусусан пайравони ваҳдати вуҷуд (Абдуллоҳи Ансорӣ, Абӯсаъиди Абдулхайр, Ҳуҷвирӣ, Аттор, Ибн-ал-Арабӣ ва дигарон) ӯро бузургу қудва медонанд. Абӯсаъиди Абдулхайр мефармояд:

***Мансури Ҳаллоҷ он наҳанги дарё,***
***К-аз пунбаи тан донаи ҷон кард ҷудо!***
***Рӯзе, ки аналҳақ ба забон меовард,***
***Мансур куҷо буд?! Худо буд, худо!!***

Ҳофизи лисонулғайб мегӯяд:

***Гуфт: Он ёр, к- аз ӯ гашт сари дор баланд,***
***Ҷурмаш ин буд, ки асрор ҳувайдо мекард!***

Албатта, имконияти ғазал дар баёни нуктаҳои нозуку рангоранги ваҳдати вуҷуд маҳдуд аст, ки дар қаламрави густардаи он ағлаб ягонагию иртиботи зарраву хуршед ва шамъу парвона, ҳолатҳои гуногуни об (дар суратҳои оби равон, ях, буғ, абр, борон) ва баҳри ғуррон мавриди назар қарор



мегирад. Аммо дар ашъори шоъирони суфимашраб беш аз ҳама таркиби қатраву дарё, чун анъана, зиёдтар воситаи баёни ақидаи ваҳдати вуҷуд будааст. Камол низ аз ин образ истифода бурда, гаштаву баргашта кораш мефармояд:

***Қатрайӣ, қатра зи дарё, чу ба соҳилҳоӣ,***
***Гар ба дарё бирасӣ, қатра наӣ, дарёӣ!***

Қатра ва дарё, ки аспан ва дар шеъри Камол ба маънои баҳр аст, аз қатраҳои бешумор иборат будани баҳрро мефаҳмонад, ки рамзи ваҳдати илоҳист. Аммо Камол вожаи баҳрро низ ба кор мебарад. Тамоми қатраҳо, чашмаҳо, рӯдҳо ва барфу борон вақте ба баҳр мепайванданд, нест намешаванд, балки ҷузви он мегарданд:

***Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд:***
***«Ҳар ки дар мо ғарқа гардад, оқибат ҳаммо шавад!».***

Машраби пайравони ваҳдати вуҷуд талқин менамояд, ки дараҷаи охирини ишқи ирфонӣ он аст, ки дигар ошиқу маъшуқ бо ҳам васл гардида, ҳама як мегардад. Камоли Хуҷандӣ ҳамин матлабро бо чандин навъ ифода менамояд. Фақат бояд таъкид гардад, ки Камол дар маърифати илоҳӣ мақоми ишқро аз ақл боло мегузорад, зеро, ба ақидаи аҳли тасаввуф, ақл далелу бурҳонро мехоҳад, аммо ба ҳисобу китоб сару коре надорад, ба сӯйи маърифати ҳақ мастона меравад. Тазод ва мухолифати ақлу ишқ, ба пиндори Камоли Хуҷандӣ, ҳамешагӣ буда, дар ин набарди доимӣ пирӯзӣ ҳамеша ба тарафи ишқ аст, ақл ҳеҷ гоҳ ба дарки моҳияти ишқ то охир қодир нест:

***Ҳазор бор хирад кард ҳалли нуктаи ишқ,***
***Ҳанӯз ҳеч надонист аз ҳақиқати ӯ!***

Аз ин лиҳоз, фаҳмиши ақлу ишқ андар дарки дарду дармон ва ободонию вайронӣ ҳам аз ҳамдигар тафовути зиёд дорад:

***Ақл гуфто: "Хонумонат боз вайрон кард ишқ",***
***Гуфтам: «Ай оқил, чӣ вайрон? Ин замон маъмур сохт!».***

Мувофиқи машраби пайравони ваҳдати вуҷуд, кӯҳу биёбонро тай намуда, холиқ ва маъшуқро ҷустан шарт нест, зеро он дар ҳама ҷо ҳаст, ҳамеша ҳозиру нозир аст ва воситаи ягонаи васл бо он ишқ аст. Камол ҳам мефармояд:

***Роҳ паймуд басе дар талаби дӯст Камол,***
***Дӯст дар хонаву мо гирди ҷаҳон гардидем!***

Ин ҷо калимаи «дӯст» аз фаҳмиши имрӯза маънои васеътаре дошта, холиқ ва ҷузъи таркибии холиқ будани махлуқро мефаҳмонад. Байти зерин ҳамин фикрро тақвият медиҳад:

***Худ нест дар миёна дуии аз ягонагӣ,***
***Ғар нек бингарӣ, ҳама бар хеш ошиқем!***

Тарки дунё ва зуҳду тақворо Камол тарғиб намекунад. Баръакс, ӯ бо рӯҳияи некбинона ва андешаҳои ҳакимона, одамият, сафои олами озодагӣ ва ҷилои қалби инсониро талқин менамояд. Ишқи ӯ бо ҷононаи ҷонофарин азалию абадист, яъне аввалу охир ва оғозу анҷом надорад. Бинобар ҳамин, **шоъир** иброз медорад:

***Ҳанӯз андар сарам меҳри ту бошад,***
***Агар аз хоки ман рӯяд гиё низ!***

Азбаски ҳалли масоъили ваҳдати вуҷуд дар ашъори Камоли Хуҷандӣ бо масъалаҳои ишқ ва тавзеҳи он сахт вобастагӣ дорад, зарур аст, ки руҷӯъ ба ин масоъил ҳам мухтасаран таваққуф намоем.

**Ишқ дар тавзеҳи Камоли Хуҷандӣ** латифтарин ангезаест, ки инсонро ба ҳаракат оварда, ба зиндагии ӯ ҳусну ҷило ва нуру сафо мебахшад, инсонро ба кулли мавҷудот имтиёзу сарварӣ медиҳад, ӯро мукаррам мегардонад. Аз ин лиҳоз, тамоми некию бадӣ, хайру шар, хубию зиштӣ, масъалаҳои ваҳдати вуҷуд, ақоиди риндӣ, нукоти адлу дод, офоқу анфус, муҳиту ҷомеъа, ахлоқу одоб ва амсоли инҳо дар гуфтори Камол аз мавқеъи ишқ баррасӣ гардида, ишқ дар санҷиши арзишҳои



...ндию маънавӣ чун маҳакест, ки қимати он падидаҳоро ...уайян мекунад. Камол аз мухлисону ҳаводорони шеъри худ ...архост менамояд:

***Ба оби илм бишӯед рӯйи дафтари ақл,***
***Ба нури ишқ рухи ақлро сиёҳ кунед!***

Ин дархости Камол талаби сирф нест. Тарзи шево, балоғати ...ом, фасоҳату назокат, ҳусни баён, ифодаи ҷӯши эҳсосот, ...уфони ангезаҳои ботинӣ ва мумайизоти дигари каломи ...вазун ашъори Камолро дар силки гуфтори арконаш хосияти ...ае ато намуда, онҳоро вирди забони ҳамагон гардонидааст. Соддагӣ, равонӣ, оҳангнокӣ ва, бар замми ин, маъниҳои воло ...оиси он шудаанд, ки ғазалҳои зиёди ба таркиби «Шашмақом» ...хилшудаи Камоли Хуҷандиро, аз нимаҳои авали асри гузашта ...ар карда, Бобоқул Файзуллоев, Содирхони Ҳофиз, Шоҳназар Соҳибов, Фазлиддин Шаҳобов, Маъруфхоҷа Баҳодуров, Барно Исҳоқова, Ҷӯрабек Муродов, Ҷӯрабек Набиев, Меҳрӣ Исҳоқбоева, Боймуҳаммад Ниёзов ва даҳҳо сарояндагони дигари тоҷик бо камоли майл иҷро кардаанду мекунанд. Ака - Шариф Ҷӯраев, Иброҳим Кобулиев, Абдулло Назриев, Сироҷ Сафаров ва бисёр ҳофизони дигари халқӣ низ ғазалҳои ...макини Камолро месароянд. Ин суннат имрӯз низ ройиҷ аст ва идома дорад.

Дар асри X1V, хусусан баъди дар саҳнаи сиёсат пайдо шудани Темури Ланг, нуфузи сипоҳиён ва аҳли хонақоҳ дар зиндагӣ афзуд, лашкариён ба мусиқии ҳарбӣ ва аҳли хонақоҳ ба ҷашнҳо таваҷҷуҳи хос меварзиданд. Ҳамчунин, ҷашнҳо, идҳо, тӯю сурҳо хеле бошукӯҳ ва бо мусиқию рақс, иштироки масхарабозону ширинкорҳо ва мусобиқаҳои зӯрозмоӣ ...гузаштанд. Мусиқии амалӣ ва илми адвору мусиқӣ хеле ...тараққӣ кард. Асбобҳои мусиқӣ, мисли карнай, сурнай, нақора, бӯқ, уд, танбӯр, ғижжак, даф, доира, чанг ва амсоли инҳо зиёд ба кор мерафтанд. Аз жанрҳои мусиқӣ «пешрав», «савт», ...амал», «тасниф», «нақш», «суруд», «наво» ва ғайра басе ривоҷ доштанд. Силсилаи «Дувоздаҳмақом» дар қишрҳои гуногуни аҳолӣ ба маҳбубияти хос молик буд. Вале он савту

сурудҳо муттасил такмил ёфта, аз ҷиҳати мазмуну муҳтаво ғанитар мегардиданд. Бузургтарин мусиқидону мақомхони даврон, созанда ва бастакори машҳур Хоҷа Абдулқодири Марогӣ (1340-1435) шинохта шуда буд, ки муаллиф ва эҷодкори беш аз 200 асари мусиқӣ ба шумор мерафт. Хоҷа Абдулқодир соли 1393 бо амри Темур аз Бағдод ба Самарқанд оварда шуда буд. Оҳангҳои ӯ «Чорзарб», «Зарб-ул-фатҳ», таснифу амалҳояш - «Тасниfи Хоҷа Абдулқодир», «Амали Тарона», «Амали Бӯстон», «Амали Гулистон», «Амали Хористон» ва амсоли инҳо хеле машҳур буданд. Асарҳои илмии Хоҷа Абдуқодир оид ба назарияи мусиқӣ «Мақосид -ул- алҳон», «Ҷавомеъ-ул-алҳон», «Канз-ул-алҳон» ва «Шарҳ-ул-адвор» барои чандин насли минбаъда низ хизмат кардаанд.

Камоли Хуҷандӣ низ ба мусиқӣ дилбастагии фаровон дошт. Чунон ки ишора рафт, ғазалҳои Камолро дар базмҳои шоҳона, самоъи сӯфиён ва маъракаҳои мардум зиёд мехонданд. Аз ҳамин ҷиҳат, мафҳумҳо, тобишҳо ва истилоҳоти мусиқӣ дар ашъори Камоли Хуҷандӣ фаровон ба кор рафтаанд, ки ба зикри номҳои созу асбобҳои мусиқӣ, оҳангҳо, пардаҳо, нағмаҳо, дастгоҳҳо, гӯшаҳо, овозҳои «Дувоздаҳмақом», созу асбобҳои мусиқӣ, аз қабили чанг, най, руд, рубоб, барбат, даф, ҳунарҳои мусиқӣ, монанди мутриб, сароянда, муғаннӣ, тарзу шеваҳои иҷрои асарҳои мусиқӣ, мисли қавл, ғазал, тарона, тасниф, дастон, нақш, усул, алҳон, овоз, нола, мӯя ва номи хоссаи онҳо - «Рост», «Наво», «Ҳусайнӣ», «Ушшоқ», «Ироқ», «Сипоҳон», «Ҳиҷоз», ҳамчунин, «баланду паст», ки инак «зеру бам» мегӯянд, захма задан ва амсоли инҳо зиёд ба кор рафтааст, ки, бешубҳа, далели вуқуфи комили Камол аз ҳунари мусиқӣ мебошад. Таваҷҷуҳ намоед:

*Андалебе, ки қадат диду сари сарв гузид,*
*Сохт дар «Рост» «Наво», лек мақомаш «Паст» аст!*

Ин навъ гуфторро танҳо шахси мусиқидон метавонад изҳор намояд. Боз ба чанд байти дигар диққат гуморед, ки бурҳони далели болост:



*Бо мутрибони хушгӯ шому сабоҳ бошад*
*Дар гӯшаи «Ҳусайнӣ» «Ушшоқ»-ро самоъе!*

Ё:

*Пеши ту карданд васфи нози қади сарв,*
*Мурғ ба бонги «баланд» гуфт, ки «паст» аст!*

Ё ин ки:

*Камол, аз дил наёрӣ нола берун,*
*Ки расвоист, чун хориҷ шуд оҳанг!*

Ин ҷо мафҳуми «аз оҳанг хориҷ шудан» маънои бенизом шудани оҳанг ва аз он берун баромадани мутрибро мифаҳмонад, ки дар ҳунари мусиқӣ айби нобахшиданӣ аст.

Ҳангоми базму самоъ ҳар оҳанги мусиқӣ аз пардае оғоз шуда, бо низоми хосе ба пардаҳои дигар мегузарад ва торафт авҷ мегирад. Ин мазмунро Камол чунин иброз медорад:

*Мекунад бар нуҳ фалак оҳанги рафтан нолаам,*
*Дар миёни пардаҳо з-ин тезтар оҳанг нест!*

Ҳамин тариқ, Камоли Хуҷандӣ дар ашъори худ, ба вижа дар ғазалҳояш, мафҳуму истилоҳоти мусиқиро бо нозукфаҳмӣ ва вуқуфи комил истифода бурда, боз савту оҳангҳоеро ном мебарад («Ҷомадарон», «Роҳзан», «Рақси паҳлӯ», «Забур», «Зуҳра», «Сабза», «Гулбонг», «Гулзор», «Гулистон»), ки инак фаромӯш шудаанд. Беҳуда нест, ки ғазалҳои ишқии Камоли Хуҷандӣ дар тӯю маъракаҳо, базму шабнишиниҳо, дар доира ва маҳфилҳои сӯфиёну орифон фаровон дар гардиш буда, ҳангоми самоъ зиёд ба оҳангу нағма суруда мешудааст. Худи Камол изҳор мекунад:

*Дар самоъе, ки ғазалҳои ту хонданд, Камол,*
*Сӯфиёнро ҳама аз сар ҳаваси ҳалво рафт!*

Оре агар ғазалҳо бо лаҳни гуворо ва оҳанги марғуб хонда шаванд, бештар завқу шодмонӣ бахшида, оламро бо ранги

чадид чилва медиҳанд, аҳли маънӣ аз онҳо бештар лаззат мебардоранд, ки ин нуктаро худи Камол ҳам таъкид менамояд:

***Пора созанд аҳли маънӣ ҷомаҳо бар тан, Камол,***
***Гар бихонад ҳафт байти ту ғазалхони дуруст!***

Лаҳни номатлуб ва оҳанги бонуқс лаззати шеър ва ҳатто шукӯҳи базму самоъро мекоҳонад. Агар дар он маҷлисҳо шеъри Камол набошад, маҷлиси самоъ завқе надорад:

***Дар самоъе, ки нест шеъри Камол,***
***Сӯфиён, ҳар як аз раҳе биҷаҳед!***

**Ишқ дар маслаки Камоли Хуҷандӣ** амали ҷиддӣ буда, ошиқ ба ягон қуюди зиндагӣ сару коре надорад, ҷаҳони ҳастӣ ҳам мадюни ишқ аст. Тору пуди бисёри ғазалҳои Камол аз ин нуктаҳои борик анбошта шудааст, ки намунаи аълои он ғазали поён аст:

***Ишқ ҳолест, ки Ҷибрил бар он нест амин,***
***Ба мақолоти гумон ҳал нашавад сирри яқин!***
***Ҷуръае бар сари роҳ аз майи ишқ афшонданд,***
***Аршу курсӣ ҳама бар хок ниҳоданд ҷабин!***
***Мурғи фирдавс аз ин парда навозад дастон,***
***Тӯтии рӯҳ аз ин ойина гирад талқин!***
***Аҳли сурат, ки фурӯбастаи хатту вараканд,***
***Зоҳир он аст, ки иқрор надоранд ба дин!***
***Муфлиси ишқ надорад ҳаваси мансабу ҷоҳ,***
***Хоки ин роҳ биҳ аз мамлакати рӯйи замин!***
***Шаби қадр аст, марав, ай дили ҳақдида, ба хоб,***
***Ки сари зиндадилон ҳайф бувад бар болин!***
***Ай, ки равшан нашудат ҳоли дили сӯхтагон,***
***Ҳамчу шамъ аз сари ҷон хезу бар оташ бинишин!***
***Бод равшан ба таманнои рухат чашми Камол,***
***Ин дуъоро зи ҳама халқи ҷаҳон бод омин!***

Бисёр нуктаҳои ишқ номакшуф мондаанд. Ишқ амалест, ки



ҳастии ошиқро барҳам мезанад, дилро хароб мекунад, зиндагиро саробе мегардонад. Мисли мастест, ки дар дӯкони шишагар мастӣ меварзад, бо он бо камоли эҳтиёт муносибат бояд кард, вагарна бими харобӣ ва вайронӣ яқин аст. Азбаски «ишқи ӯ афтода дар дилҳои мост – ҳамчу масте дар дукони шишагар», ҳушёру боэҳтиёт будан воҷиб аст, то бинои ишқ барқарору устувор бошад. Аксари суханварон дарди ишқро дарди бедаво ба қалам медиҳанд. Камол, баръакс, ин дардро дармонпазир дониста, чунин мешуморад, ки дардманди ишқро дидори маъшуқа доруи давобахш аст. Ҳатто мефармояд, ки пурсиши дӯст, ки ба маънои маҳбуба аст, барои дардманди ишқ умри дубора маҳсуб мегардад:

***Маризи ишқ ба умри дубора шуд махсус,***
***Ба пурсише чу қадам ранҷа кард ногаҳ дӯст!***

Дар лирикаи ишқии Камол асосан се қаҳрамон амал мекунад: **ошиқ, ёр ва рақиб**. Ошиқ, ки бештар дар симои образи лирикӣ /худи **шоъир**/ зоҳир мегардад, шахсест ниҳоят муассир, ҷонсупор, вафодор. Фақат шефтаю дилбохтаи як дилбар аст, майли хиёнат ва тарки ӯро надорад, бо тамоми ҳастӣ мароми худро эълом медорад:

***Аз ту як соъат ҷудоӣ хуш намеояд маро,***
***Бо дигар кас ошноӣ хуш намеояд маро!***

Ошиқ аз бори ҷавру гаронии ғам наметарсад, аммо аз бими ҷудоӣ чун барг меларзад. Шахсест ҳаётдӯст, лаззатписанд, хушхӯ, барои ӯ ҷуз ёр ҳеҷ чизи дигар вуҷуд надорад. Пайваста шефтаву мафтуни ёр аст, барои ба васли дилдор расидан бо тақдир дастгиребон мешавад; фасли баҳор, нолаи обшор, саҳни чаман, тароватии гулшан, ҳусни гул, хониши булбул, накҳати насим, шамими раёҳин танҳо дар сурате ба ӯ ҳаловат мебахшанд, ки аз висоли маҳбуба комрон гардад. Ҳусни табиатро низ ӯ аз назаргоҳи ишқ мебинад, оламро барои ӯ ҷамоли ёр оро медиҳад ва табиат бо тамоми зебоиҳояш танҳо чун розгоҳи ошиқу маъшуқ, паноҳгоҳ аз ҷавру зулми замона,

макони амн ва ҷавлонгаҳи ишқ дорои аҳамият аст. Барои ошиқи нигоштаи Камол ҷаннату ҳуру ғилмон ва фариштаву парӣ қатъан арзише надоранд. Барои ӯ ёр таҷассуми ҳастӣ, ибтидои муҳаббат, манбаъи ҳаёту зебоӣ ва мазҳари ҷовидонист. Бевафоӣ ва зулми ҷонона, ки аксар ба подшоҳи золими бераҳм ва муқтадир ташбеҳ дода мешавад, вуҷуди ошиқро ба ларза меорад. Аз ситами маъшуқа фиғони ошиқ ба фалак мепечад, дар оташи фироқаш кабоб мегардаду қоматаш чун ҳарфи долу танаш аз ғам мисли ҳилол хам мегардад, бо ақли мадҳуш, чашмони дурфишон ва дидаҳои гавҳарафшону хунборон / «Чеҳраам дида, чӣ ҳосил, ки ба худ кард нигор,- Ки бурун нақшу нигор асту дарун нолаи зор!»/, дилсӯхтаву синабирён, соявор аз ақиби ҷонона лоябқил ва афтону хезон роҳ мепаймояд / «Меравӣ танҳо ба роҳу ман чу соя - Дар паят афтону хезон аз низорӣ!»/. Вай аксар балопарварду ноком маъюс аст. Агар висоли ёр даст диҳад, хорро гулу хорaро дебо меангорад / «Дар миёни хору хоро гар ту ҳамроҳи манӣ, - Гул шиносам хорро, дебо шиносам хорaро!»/. Вале чун шахси босубот аз ҳеҷ мониъа ва садди роҳ намеандешад ва аз ҳайбати рақиб намеҳаросад. Ошиқ ҳамеша ба шавқи висол ва орзуи лутфу инояти ёр умр ба сар мебарад. Дар баловy ранҷ шикебоӣ мекунад ва азобу ранҷи ошиқӣ низ ба ӯ лаззати беандоза мебахшад. Аз ҳамин лиҳоз ӯ ба ёри худ хитоб менамояд:

***Гар тег кашад душману гар таъна занад дӯст,***
***Қатъ аз туву савдои ту қатъан натавон кард!***

Ёр дар тасвири Камол, пеш аз ҳама, маҳбуба ва маъшуқаи зебоест, ки **шоъир** ӯро гоҳе бут, санам, нигор ва парӣ мегӯяд, баъзан моҳлора, маҳҷабин, моҳталъат, хуршедлиқо, ғунчадаҳон, тангдаҳон, шириндандон, парипайкар ва мӯрчамиён меномадаш, дар мавридҳои дигар якбора чандин сифатро ба ӯ нисбат медиҳад / **«Нигори сарвқади ғулъузори пистадаҳон, - Бути шаккарлаби бодомчашми мушкинхол!»**/. Ин маъшуқаи нозанин ва маҳбубаи чолоку бебок бо ҳусни ҷаҳонгири фиребо ва ҷамоли расо, бо итобу хитоб ва нозу ишва ҷони ошиқро ба оташкада табдил медиҳад, бо дигарон дар зери оҳанги чангу



рубобу руду уд, дафу чағона ва най бода паймуда, бо ширкати мутрибу муғаннӣ базм меороянд. Ин ёри боданӯш мазҳари ҳаёт, ҷамоли дилрабои кони малоҳату латофат аст, ки қабл аз ҳама бо ҷозиба, қуввaи илҳомбахш ва ҳусни табиъии худ ошиқро тобеъ мегардонад. Камол маҳви ҷамоли ёри гандумгуни хушхиром аст, ки худи ҳамин образ ҳам лирикаи ӯро ба лирикаи халқӣ ва идеали ёрро ба идеали ҳаётии аҳли меҳнат наздик мегардонад. Вале Камол ҳамин образро ҳам бо таъбирҳои мардумӣ ва калимабозиҳои **шоъиро**на ба қалам медиҳад:

***Ёри гандумгуни ман, гӯ, рӯйи хирмансӯз пӯш,***
***Варна хоҳад сӯхт хирман, ҳар киро ақл асту ҳуш!***
***Рӯйи гандумгун намуду ҷони мо як ҷав фурӯхт,***
***Аз чӣ шуд ёр инчунин гандумнамойи ҷавфурӯш?!***

Тазаккур додан лозим аст, ки масъалаи ёри гандумчеҳрае, ки дар ғазали мавриди баҳс гандумнамойи ҷавфурӯш аст, дигар инъикос намепазирад. Байтҳои минбаъда маъшуқаро дар тамоми ҷилванамойи романтикӣ тавсиф дода, аз ҳусни беназири он на фақат ошиқ шефта аст, балки сӯфию зоҳид ва булбулону андалебон низ аз роҳ мебароянд:

***Шоҳидон аз гӯшҳо карданд дурҳоро раҳо,***
***Бар ҳадиси нозукат як-як чу бинҳоданд гӯш!***
***Сӯфии пашминапӯше гар бибинад чашми маст,***
***Зоҳидӣ аз сар ниҳад, гирад сабӯйи май ба дӯш!***
***Басви рухсори ту дилҳо бурду бар оташ ниҳод,***
***Об дар дарёи чашми ошиқон омад ба ҷӯш!***
***Зулфи ӯ умр аст, он кас ёбад он умри дароз,***
***К-аз лабаш бар ваъдаи неш оби ҳайвон кард нӯш!***
***Булбулон бар шохҳо карданд з-он боло ҳадис,***
***Аз дарахтони чаман бархост афғону хурӯш!***
***Қиссаҳо хондию нашнид аз ту ҳам ҳарфе, Камол,***
***Андалеб аз сад варақ баргуфт ҳоли гул хамӯш!***

Фақат ба як нукта ишорат кардан лозим аст, ки тибқи мактаби классикии Камол даҳони ёр чунон танг ва миёни ӯ ба

дараҷае нозук ангошта мешавад, ки гоҳо ба нестӣ мерасад. Ошиқ ба маъшуқ мегӯяд:

***Ҳеч ақли хурдабин нақши даҳонат дарнаёфт,***
***Дар миёни мо касе рамзи миёнат дарнаёфт!***

Ё:

***Нури маҳз аст узори ту, ҷабин низ чунин,***
***Сирри ғайб аст даҳони ту, миён низ чунин!***

Дар ду байти боло тангии даҳон ва нозукии миёни маъшуқа на ба ашёи мушаххас, балки ба мафҳумҳои маънавӣ муқоиса шудаанд, аммо дар байти поён нуқтаи сари паргор аз зарра барин будани он дарак медиҳад, вале миёни ӯро фақат ба василаи гардиши паргор ҳангоми чарх занонданаш болои он нуқта тасаввур кардан мумкин асту бас:

***Нуқтаи он даҳан, имкон, ки бибинам ба хаёл,***
***Ки чу паргор ба гирди сари ӯ гардидам!***

Воқеъан, тангии даҳони маъшуқаро ба воситаи ташбеҳҳои ҳалқаи мим, буни сӯзану сари он ва нуқтаи паргор андаке пеши назар овардан имконпазир аст, лекин ниҳояти борикӣ ва нозукии миёни ӯ ташбеҳи мӯ буда, дигар он диданашаванда мебошад:

***Камар, гуфта будӣ, ки бандам ба хидмат,***
***Камар худ бибандӣ, нагӯйӣ миён ку?!***

Ин ҷононаи зеборо шоъир аксар дар шакли идеалӣ ва романтикӣ тасвир менамояд. Ҳусну ҷамоли ин шӯхи айёра, дар тасвири Камол, гоҳе ҳатто аз моҳу хуршед ҳам рахшон, аз фariштаву парӣ афзун, аз гулҳои чаманзор назаррработар аст. Вай бо абрӯву гесӯи сиёҳи мушкин чун товуси хиромон сармаст ҷамида, бо нозу карашма, ғамзаи ҷоду, табассуми малеҳу намакин ва хандаи нӯшин, бо рӯйи чун маҳ ва қадду болои чун сарв / «Ёри мо рӯйи чу маҳ дораду болои чу сарв, - Кас надидаст чунин маҳ, ки ба боло бошад!»/, ошиқро мафтуну маҷнун мегардонад. Бар замми ин, қомати ӯ чун сарву тӯбиву шамшод, лабонаш ақиқу лаълу пиставу оби ҳаёт, даҳонаш ғунча, рухсораш барги гул, наргисаш оҳуву мижгонаш тир, абрувонаш камон, зулфаш шабистону себи занахдонаш мояи ҷон буда, ба ин сурати зебо ва шакли дилрабо ба дили ошиқ умеду шодӣ, ба ҷисмаш равон, ба чашмони рамадгирифтаи ӯ нуру зиё ва ба дардаш шифо мебахшад. Лекин ин маъшуқаи дилрабо ҷафокору бевафо, бадаҳду арбадаҷӯ, сангиндилу дағобоз, ҷафопеша, ситамкора ва ҷафопарвар буда, на ҳамеша ба ошиқ мушфиқу меҳрубон аст. Вай сaркаш, бераҳм, ошиққуш, рақибпарвар аст. Ҷавру ситами ӯ ба ошиқ ҳамешагӣ ва меҳрубонияш гаҳ – гоҳу тасодуфист. Бо вуҷуди ин ошиқ, ба ҷуз у каси дигар надорад, бо ёди ин ситамгари ҷафогустар дар роҳи ишқ ҳамеша ҷавру ҷафо ва ранҷу ано таҳаммул мекунад, вале аз талаби он айёра даст намекашад. Агар ёри ғамгусору вафодоре пайдо кунад ҳам, «Ман туро монда ба ҳар ёр куҷо ёр шавам?! - Гар бувад низ вафодор, куҷо ёр шавам?!» - гӯён нидо сар медиҳад ва ғаштаву баргашта такрор мекунад:



***Дил аз ту баргирифта бар дигаре ниҳодан?!***
***Дар ақл ин нагунҷад, дар хотир он набошад!***

Ошиқ ба воситаи насими сабо рози худро ба ӯ мефиристад:

***Навбаҳорон зи ғилам бӯйи ту хуш меояд,***
***Ҳамаро боғу маро рӯйи ту хуш меояд!***
***Ҳамчу наргис нанихам чашм ба сарви лаби ҷӯй,***
***Ки маро қомати дилҷӯйи ту хуш меояд!***
***З-он ҳама ҳалқа, ки шамшод занад бар сари гул,***
***Бандаро ҳалқаи гесӯйи ту хуш меояд!***
***Бӯйи гулзор хуш ояд ҳама касрову маро***
***Накҳати хоки сари кӯйи ту хуш меояд!***
***Печи сунбул ба чаман ҳеч намеояд хуш,***
***Пеши рӯйи ту хами мӯйи ту хуш меояд!***
***Шеваи чашм чу наргис чӣ кунад ишваву ноз?!***
***Шева аз наргиси ҷодуи ту хуш меояд!***

*Чашм накшуда ба рӯйи гул аз он рӯй Камол,*
*Ки назар бар гули худрӯйи ту хуш меояд.*

Шоъири нозукадои хуҷандӣ аз карашмаҳо ва дилбариҳои маъшуқаи ҷониаш чунон ба ваҷд меояд, ки ҷуз дидору васли ӯ дар дунё муроде дигар надорад. Ҳама ҳаракату рафтори дилбари шакарханд барои ошиқ гуворо, матлубу мақбул ва нишотбахш аст:

*Лаб мегазад, чу чашм кушоям ба диданаш,*
*Хуштар зи дидан аст маро лаб газиданаш!*
*Ларзон дилам зи бими ҷудоистӯ ҳамчу барг,*
*Бингар, зи шох ларза ба вақти буриданаш!*

Ҳайҳот, ки мулоқоту дидори ин ҷодуваши ошӯбгар хеле ками дар кам воқеъ мегардад. Ошиқ маъшуқаро мухотаб қарор дода, изҳор мекунад:

*Миҳнати ҳиҷронт соъат - соъат аст,*
*Давлати васли ту ногаҳ - ногаҳ аст!*

Ошиқ, бо вуҷуди ин, ҳатто равodoри он нест, ки боди сабо ба рӯйи ёр вазида, абири гесувони мушкинбӯйи ӯро бибарад:

*Дил чу пироҳани ту меларзад,*
*Бар ту гар бигзарад насими сабо!*

Набояд фаромӯш кард, ки дар ғазалҳои Камол баробари ишқи заминӣ аз ишқи рӯҳонӣ, ишқи ирфонӣ, ишқи афлотунӣ ва ишқи илоҳӣ низ сухан меравад. Танҳо ҳангоми ба назар гирифтани ин ҳол маъниҳои аслии каломи шоъирро метавон дуруст дарк намуд.

Давлатшоҳи Самарқандӣ ғазали зеринро аз ғазалҳои мумтози Камол мешуморад, ки низ ҳусну ҷамоли ҷононаро васф менамояд:

*Гар шабе он маҳ зи манзил бениқоб ояд бурун,*
*З-аввали шаб то дами субҳ офтоб ояд бурун!*



*То ба чашми мо хаёли он лаб омад, хоб рафт,*
*Чун намак афтад миёни дида, хоб ояд бурун!*
*Аз ҷигар хуне, ки резам, дил гизо месозадаш,*
*Қути оташ бошад он хун, к-аз кабо ояд бурун!*
*Кай бурун ояд лабаш аз уҳдаи бӯсе, ки гуфт:*
*«Чун муҳол аст оби ҳайвон, к-аз сароб ояд бурун!».*
*Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ӯ,*
*Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун!*
*Ҳар куҷо бошад нишони пойи ӯ, он ҷо ба чашм*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун!*
*Бо ҳама тақвою зуҳд ар бишнавад бӯят Камол,*
*Аз даруни савмаъа масту хароб ояд бурун!*

**Рақиб** дар ғазалҳои Камол тимсоли зиштӣ, мунофиқӣ, фитнакорӣ ва ҳилагарӣ буда, ин махлуқи сахтҷону тунд, ки ба ришу Бӯлаҳаб шабоҳат дорад, аз саг ҳам ракику бадтар аст. Камол ҳар қадар маъшуқаро ситояд, ҳамон қадар аз дасти рақиб менолад ва ӯро накӯҳиш менамояд. Рақибро саг /«Рақибатро, ки саг бисёр аз ӯ биҳ, - Чӣ шуд, гар з-ин батар гуфтем, гуфтем!»/, мор / «Гарам ту дил медиҳӣ, чун раҳам зи захми рақиб, - Ки чун ба санг ман морро наёрам кушт!»/, хор /«Бо рақибонат ба кӯи васл хушдил мезиям, - Бар умеди гул чу булбул метавон бо хор зист!»/, нокас /«Дур аз ту мо, ғарибон, гар бекасем, шояд, - Чун нестем ҳамдам ҷуз бо рақиби нокас!»/, тунду беҳудагӯ ва [illegible] менамояд /«Камол ҳаст қарин бо рақиби хонасиёҳ, - Чун тӯтиё, ки бо зоғаш кунанд асири қафас!»/. Лекин ағлаб рақибро на фошофош, балки бо рамзу киноя ва каломи пӯшидаву essential мармуз бо маърази масхара мегузорад, ки аз таҳқирҳои рӯй рост нишонрасу занандатар аст:

*Рақиб гуфт: «Ту донӣ, Камол, қимати ман?!»,*
*Бигуфтам: «Ай дили сахтат ба ғусса арзонӣ!*
*Туро ба соҳили Уммон ба сад дирам биҳаранд,*
*Барои лангаркашӣ, ки бас гаронҷонӣ!».*

Бале, рақиб, тибқи нигориши Камоли Хуҷандӣ, ҷондорест, ки бо ҳаракатҳои номулоим, рафтори дурушту дағалу хушк ва

гуфтори бемантиқ ғаши касро меорад. Аммо лаҳни пурзарофати Камол шеъри ӯро олудаи таҳқиру бадгӯйӣ ва дашномҳои беадабона накарда, фақат тарафи хандаовар ва музҳики башараи номатлуби рақибро таҷассум менамояд. Ошиқ ба маъшуқ хитоб мекунад:

***Бор агар бандем аз кӯйи ту боре бо рақиб,***
***Чун ба азми роҳ боре бар харе хоҳем баст?!***

Чунон ки мулоҳаза менамоед, Камол дар ин байт рақибро хар мегӯяд, вале вожаи «бор»-ро бозӣ доронда /бор бастан - бору бумро барои азми сафар бастан; боре – рӯзе, бор – ба маънои асл/, бо киноя рақибро хар муаррифӣ мекунад. Ё дар байти поён худро ба оҳуи ҳарам ва кӯйи ёрро ба ҳарам ( атрофи Каъба дар Макка) ташбеҳ медиҳад, ки дар он ҷо сайди ҷонварон мамнӯъ аст. Дар он макон, гӯё, ҳатто даррандагону ҳайвоноти шикорӣ низ якдигарро озор намедиҳанд. Дар ин ҷо оҳуи ҳарам, яъне Камол, аз саг, яъне рақиб намеҳаросад:

***Камол аз сари кӯят чаро рамад зи рақиб?!***
***Чу оҳуйи ҳарам аст, аз саге чӣ ғам дорад?!***

Ин шеваи гуфтор , яъне эроди матлаб бо рамзу киноя ва ба василаи ташбеҳу истиъораҳои ғайримустақим аз унсури хоси сабки шеър гуфтани Камоли Хуҷандӣ буда, ӯро дар байни суханварони дигар дар ин услуб мумтоз гардонидааст. Боз ҳам дар ҳаққи рақиб ошиқи абгор мефармояд:

***Аз лоғарӣ гирифт ба як тан шабам рақиб,***
***Хандид ёру гуфт, ки саг устухон гирифт!***

Сиёҳӣ ва сиёҳкориҳои рақибро Камол бештар зикр мекунад, мисли:

***Дидори рақиб аз дур афзуд маро гиря,***
***Аз абри сиях бошад афзунии боронҳо!***



Ниҳоят, Камол рақибро чун моҳи рамазон маҷбурияти номатлуб шумурда, аз ӯ на танҳо ҳазар мекунад, балки рӯсиёҳаш мешуморад:

***Рақиб, ай кош, ки ногаҳ чу моҳи рӯза мешуд гум,***
***Ки ман бе рӯсиёҳӣ ид мекардам ба дилҷӯён!***

Аз ҳайбати рақиби манфуру дидори наҳси ӯ Камолу қаҳрамони лирикии ӯ чун барги бед меларзанд, зеро дар роҳи озори ошиқ танҳо нест. Шоҳу вазир, муҳтасибу зоҳид, обиду воъиз, пандгӯю сӯфӣ, ғайбатчию авбош ва унсурони дигари хурофотпараст ва, умуман, муҳити носолим ба ошиқ душманӣ меварзанд. Онҳо бандагони ишқам ва нисбат ба ғами халқ, зиндагии мардум, хоса аҳволи ошиқ, беларво ҳастанд. На танҳо подшоҳ, балки ҳамаи онҳое, ки ғанӣ, соҳибмансаб ва ҳукмронанд, мегӯяд Камол, танпарвар, ғафлатзада ва аз халқ дуранд:

***Он ки машғули ниъмату ноз аст,***
***Ҳеҷаш андӯҳи бенавоён нест!***

Эътирози Камол ба муқобили зулму ҷавр аз воситаҳои бадеъии ашъори ӯ ҳам ҳувайдост. Байти зерин ҳар қадар «ошиқона» бошад ҳам, ҳолати табиъии шахси мазлумро равшан пеши назар меорад:

***Магар зулфат парешон аст аз зулм,***
***Ки дорад аз надомат сар ба зону?!***

Зиндагии Камол дар ҳар шаҳре, ки иқомат мекард, дар ҳалқаи дӯстону шогирдон, мухлисону муридон, асосан, бидуни эҳтиёҷ мегузашт. Ба вижа, дар Табрез рӯзгоре гуворо насиби ӯ буд. Вале ёди зодгоҳ, он ҷое, ки хуни нофаш рехтааст, хотири дӯстони замони кӯдакию ҷавонӣ бо мурури замон замири ӯро бештар мушавваш мекард. Шикоят аз ғарибӣ, аломи ҷудоӣ аз ватан, дурӣ аз ёру диёр ва иштиёқи ёрони қадимӣ аз мавзӯъҳои ҳамешагии ғазалиёти Камоли Хуҷандист. Ин дард

аз назари ошиқ ва аҳли ишқ чун аламп ичтимоӣ аҳамият касб намуда, ба ғазалҳои Камол чун ҷузве аз мавзӯъи ишқ ворид мешавад. Ба ин дарду ҳасрат дар солҳои охири зиндагии Камол, ки ӯ муқими Сарой буд, нотавонӣ ва аҷзи пирӣ илова гардида, оҳанги ғамангез дар ашъори солҳои охири умри ӯ торафт зиёд мегардид, зеро пири ғарибафтода беш аз пеш дилгир аз он мешуд, ки аз ёру диёр хабаре надорад:

*Хабаре зи ҳеч қосид зи диёри ман наёмад,*
*Чи сиёҳнома пайке, ки зи ёри ман наёмад!*

Ин навъ эҳсосотро шоъир чунон ҳайратовар ифода менамояд, ки ба дили кас, хусусан ба ҷигари онҳое, ки заҳри ғурбатро чашидаанд, намак мепошад:

*Қиссаи дарди ҷудоӣ чу нависем, Камол,*
*Дил ҷудо нола кунад, хона ҷудо, нома ҷудо!*

Албатта, дар охири умр нолаи бекасию ғарибӣ дар ашъори шоъири ошуфтаҳол пурқувваттар садо медиҳад, ки амре табиъист. Дар ҷавонӣ кас камтар ба ёд меорад, ки зодгоҳаш кучосту ёронаш ба чӣ кор машғуланд. Дар пиронсолӣ ғарибиву бекасӣ бештар ҳис карда мешавад. Ғарибӣ дарди ҷомиъа ва марази иҷтимоъӣ буда, пеши алами он ҷонкоҳ аст.

Баробари танқиди табақаҳои муфтхӯри ҷамъият ва мазаммати хислатҳои баду кирдорҳои зишти одамизод, Камоли Хуҷандӣ мардумро ба кӯшишу кор, илму ҳунар ва одамият даъват менамояд. Ин ҷиҳати гуфтори Камол ба танқиди ӯ маънои нав илқо менамояд, зеро дар ин маврид ӯ чун муаллими ахлоқи писандида ва одоби ҳамида баромад мекунад. Бале, дар ғазалҳои Камол ба масъалаҳои панду насиҳат камтар таваҷҷуҳ шудааст, вале онҳоро комилан аз масоъили панду ахлоқ холӣ донистан нашояд. Гоҳе дар девони ӯ андарзҳои олие вомехуранд, ки ба ин васила ҳусни талаб, воҷиб будани мағлуб кардани нафс, ҳазар ва ихтилофу рақобат ва масъалаҳои ҳассоси ба ин монанд талқин мегарданд:



*Ба дунон кам нишин, к-аз суҳбати дун*
*Мақоми қурби ав-адно наёбӣ!*

***

*Бишкан бути ғурур, ки дар дини ошиқон*
*Як бут, ки бишканад, биҳ аз сад ибодат аст!*

***

*Бикӯш, то ба каф орӣ калиди ганҷи вуҷуд,*
*Ки бе талаб натавон ёфт гавҳари мақсуд!*

***

*Шохи бемева гар ҳама тӯбист,*
*Бибуредаш, ба мева пайвандед!*

***

*Ҳаваси суҳбати ёрон агарат меафтад,*
*Ба рафиқони мухолиф накунӣ ёрӣ, биҳ!*

Инсон бо умед ва орзу зинда аст. Аз ҳамон рӯзе, ки умеди одам ба рӯзи биҳӣ ва фарҷоми нек намонад, дигар ӯ дар ҳукми зиндаҳо нест. Боварӣ ба фардои биҳтар аз имрӯз, умедворӣ дар анҷоми хайри корҳо касро ба сӯйи оянда раҳнамун месозад. Аз ҳамин рӯ, халқ мегӯяд, ки ноумед шайтон аст. Камоли Хуҷандӣ муваққатӣ будани зулму ҷавр, даргузар будани кулфату маҳрумият ва пас аз рӯзи сахт расидани субҳи шодиро талқин намуда, мужда медиҳад, ки рӯзе, албатта, айёми хуш ва замони саъодатманд пеш хоҳад омад:

*Ай дил, зи ҷоми миҳнат чандон мабош ғамгин,*
*Бошад, ки субҳи давлат як рӯз рух намояд!*

Биҳтарин сатрҳои Камол ба гиромидошти дӯстӣ бахшида шудааст. Ӯ суҳбати дӯстро биҳишт ва нақди зиндагонӣ, хоки дари ёрро аз гулшани ҷаннат биҳ мешуморад ва дӯстро анису мӯънис ва калиди умед дар ноумедиҳо ва, ҳатто, ғамашро ғаниматӯ нишоти бедӯстро ғам меангорад:

*Ғами дӯст муғтанам мешуморам,*
*Нишоте, ки беӯст, ғам мешуморам!*

***

*Суҳбати ёр биҳиштест пур аз нозу наъим,*
*Ай хуш он дам, ки ба мо ояд аз он равза насим!*

***

*Ҳар ки дар олам кам аз як лаҳза дур аз ёр зист,*
*Кард нақди зиндагонӣ зоеъу бисёр зист!*

***

*Гарчи хуш ояд ба чашм гулшани ҷаннат, Камол,*
*Дар назари мо биҳ аз хоки дари ёр нест!*

Ба ақидаи Камол, шахсе, ки дӯст надорад, ҳатто аз ҷони худ баҳраву нишоте, аз зиндагӣ ҳузуре ёфта наметавонад:

*Касе, ки дӯст надорад, зи ҷон надорад ҳаз,*
*Ки чашми дур зи ҷон аз ҷаҳон надорад ҳаз!*

Замони Камоли Хуҷандӣ замони мураккабе буд фитнаангез, фоҷиъабор ва пур аз воқеъаҳои ғамангез! Мамлакатро ҷангу ғорат, истибдоду зулм, нооромӣ ва фасоду бедодгарӣ фаро гирифта буд. Қувваҳои марказгурез, ки аксар сардорони муфсиду беномуси қабилаҳо буданд, худро мустақил эълон намуда, бо ҳамдигар бо тамоми қабоҳат меҷангиданд. Ҳамаи ин бедодгариҳо бар болои оқибатҳои фитнаи муғул, ки ҳанӯз шифо наёфта буд, бедодгариҳои Темури Ланг ва ҳамлаю асорати Тӯқтамишхон, ноинсонии рӯҳониёни муфтхӯр ҳоли мардумро табоҳтар мекард. Ҳамин руҳдодҳои ногувор Камолро аз ёру диёр маҳрум гардонида /«Зинҳор аз ин замони бедодгар маро, - К-аз ёру шаҳри хеш ҷудо мекунад дигар!»/, ғуссастанду ҷигархунаш карда буд. Худи шоъир бо ҳасрат мефармояд:

*Агар равад зи дили реши ман ба гардун дуд,*
*Бисӯзад абру аз ӯ жола лолагун ояд!*



## ВИЖАГИҲОИ ҒАЗАЛИЁТИ КАМОЛ

Камол устоди бемонанди шеъри тоҷик [illegible] давомдиҳандаи сабки саҳли мумтанеъ суханҳои [illegible] ибораҳои рехта, таъбирҳои халқӣ, алфози зебо [illegible] мутаносиб, ташбеҳу истиораҳои нодир, таҷнису [illegible] дилфиреб, зарбулмасалу мақол ва таъбирҳои [illegible] мардумиро чунон моҳирона ба кор мебарад, ки шеъри ӯро ниҳоят намакин ва хушоҳанг мегардонанд. Ин хусусияти шеъри Камолро гузаштагон ҳам асрҳо пеш аз ин таъкид кардаанд. Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Баҳористон» менависад: « Дар эроди амсол ва ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳо ва радифҳои гариб, ки саҳли мумтанеъанд, татаббуъ аз Ҳасани Деҳлавӣ мекунад, аммо он қадар маъонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест». Худи Камол низ дар бисёри фахрияҳояш ин матлабро изҳор мекунад, мисли:

*Офарин бар иборай ту, Камол,*
*Худ туро эҳтиёҷи таҳсин нест!*
*Мевае, к-аз Хуҷанд меоранд,*
*Инчунин обдору ширин нест!*

Вай худро ободкунандаи сухан, устоди суханварӣ ва наҷотдиҳандаи каломи бадеъ аз чанги сифлатабъон мешуморад, ки, алҳақ, росту дуруст аст:

*То фикрати ман ниҳод бунёди сухан,*
*Обод шуд аз ман тарабободи сухан!*
*Мехост сухан зи дасти бетабъон дод,*
*Додам ба ишорати сухан доди сухан!*

Шикваи Камоли Хуҷандӣ ҳамеша аз суханношиносони гадотабъ аст:

*Камол, фаҳми сухан нест дар гадотабъон,*
*Сухан дур асту таъаллуқ ба гӯши шаҳ дорад!*

Мувофиқи нақли Алишери Навоӣ, дар маҷлисе сарояндаи хушовози он замон бо лаҳни форам ғазале аз ғазалҳои Ҳасани Деҳлавиро тағаннӣ мекард. Чун ба байти "Мисоли қатраи борон сиришки ман ҳама дур шуд, – Чунин асар диҳад, оре, тулӯъи чун ту Суҳайле "- расид, баъзеҳо мегӯянд, ки ба ҷойи "сиришки ман ҳама дур шуд " агар "сиришки ман ҳама хун шуд " мебуд, хубтар садо медод. Навоӣ матни сурудаи ҳофизро ҷонибдорӣ мекунад. Аммо ҳозирин бо ӯ розӣ намешаванд. Аҳли маҷлис Мавлавӣ Ҷомиро ҳакам баргузида, кайфияти маҷлис ва сабаби баҳсро ба ӯ навишта мефиристонанд. Шахси фиристода ҷавоб меоварад. Он ҳазрат ин мисраъро навишта буданд: "Сухан дур асту таъаллуқ ба гӯши шаҳ дорад". Ин шаҳодати Навоӣ бурҳони он аст, ки Ҷомӣ ба навпардозиҳои Камол эътиқод доштааст.

Дар ҳақиқат, - бисёр ғазалҳои Камол чун мушоҳадаҳои шахсӣ, гуфтугӯву муколомаҳои тасвирӣ, суҳбату монологе, ки аксар ишқи фоҷиъавию яктарафаро баён менамоянд, иншо гардида, чунон муассиру мафтункунандаанд, ки бо тароватy назокат, ҷилову тобнокӣ, тахайюлу тасвири рӯҳӣ ҳамвазну ҳамоҳанги дурдонаҳои назми халқӣ буда, бо самимият ва бетакаллуфии худ хонандаро дар ҳайрат мегузоранд. И.С. Брагинский ғазали зеринро чун намунае зикр мекунад, ки таронаҳои шӯхи мардумиро ба хотир меорад:

***Ошӯби ҷонӣ, шӯхи ҷаҳонӣ,***
***Беэътиқодӣ, номиҳрубонӣ!***
***Гоҳам навозӣ, гоҳам гудозӣ,***
***Ғоҳе чунинӣ, гоҳе чунонӣ!***
***Аз ту сабурӣ кардан, нигоро,***
***Натвон, валекин ту метавонӣ!***
***3-он сон, ки дорӣ аз хеш дурам,***
***Ғар мирам аз ғам, ҳолам надонӣ!***
***Гуфтам: «Нисорат созам дури ашк»,***
***Гуфто: «Чӣ гӯям?! Дур мечаконӣ!».***
***Ғар аз Камол, ай мӯънис, малӯлӣ,***
***Рафтам зи пешат, бурдам фиғоне!***

Бисёре аз ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ, дар ҳақиқат, бо сабку



услуби саҳли мумтанеъ эҷод шуда, касро маҷзубу мафтун менамоянд. Услуби хитоба ва гилагузорӣ онҳоро хеле ҷаззоб мегардонад:

***Ба ёрони куҳан ёрӣ накардӣ,***
***Ҷафо кардӣ, вафодорӣ накардӣ!***
***Хурам, гуфтӣ, ғами ту, ту бизӣ шод,***
***Маро ғам кушту ғамхорӣ накардӣ!***
***Дилам пайваста медорӣ ба оташ,***
***Ба ман з-ин беш дилдорӣ накардӣ!***

Дар ғазали поён вазнинии бори латофат ва сангинии суханро радифи «нагӯем, чӣ гӯем?!» мебардорад. Ба воситаи ин радиф, ки аввал дар шакли инкор ва баъд ба тарзи савол гӯшзад мегардад, ҳусни маҳбуба хеле барҷаста ҷилвагар мешавад:

***Рӯят гули сероб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Он лаб шакари ноб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Он зулфи камандафкану рухсору ҷабинро***
***Дузду шаби маҳтоб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Тафсири ду абрӯйи ту, к-он сураи «нун» аст.***
***Пайваста ба миҳроб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Дидем шабе чашми ту, ҷуз фитнаву тороҷ***
***Таъбири чунин хоб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Чавгони сари зулфи туро шуд дили мо гӯй,***
***Ин қисса ба аҳбоб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Ин чеҳраву ин ашки равонро ба давидан***
***Лавҳи зару симоб нагӯем, чӣ гӯем?!***
***Чун қасди Камол аз ғазал он сурати зебост,***
***Шеъри тари чун об нагӯем, чӣ гӯем?!***

Ҳамин радиф аст, ки ташбеҳу истиораҳои анъанавии гули сероб / рӯй/, шакари ноб /лаб/ ва ғайра тобишу малоҳати нав гирифта, шеърро дилчаспу маъниҳоро барҷаста ифода кардааст.

Ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ ҳама дар қолабҳои маъмулӣ навишта шудаанд. Аз лиҳози шакл, вазн, қофия, радиф ва

ороиши бадеъӣ онҳо ғазалҳои маъмулӣ мебошанд. Дар байни ғазалҳои ӯ шаклҳои нодири ин навъи шеър - ғазали зуқофиятайн, мустазод ва муламмаъ низ пайдо мешавад. Хусусияти ғазали зуқофиятайн, яъне дорои ду қофия, он аст, ки дар ҳар байте ду қофия ба кор меравад. Хусисиятҳои дигари он навъи ғазал /ороиши бадеъӣ, вазн/ аз ғазалҳои дигар тафовут надорад. Фақат истифодаи ду қофия имконияти истифодаи қолаби вожаҳои дигарро маҳдуд гардонида, такаллуф шеърро аз самимият дур меандозад. Яъне, зуқофиятайн намуди душвори ғазал аст. Камол гуфтааст:

***Ошиқонат ба саҳарҳо, ки дуъо мегӯянд,***
***Ба дуъо бӯйи ту аз боди сабо меҷӯянд!***
***Ман ба сар меравам у дида ба роҳи талабат,***
***Бераҳӣ бин дигаронро, ки ба по мепӯянд!***
***Чист бар куштаи дилдор басе гиряи зор?!***
***Чун шудаш ҳар сари мӯ зинда, киро мемӯянд?!***
***Ашкҳоро бизан, ай дидаи гирён, ба замин,***
***Ки чаро хоки раҳаш аз рухи мо мешӯянд?!***
***Зулфи ту карда раҳо голиямӯёни Хато,***
***Нофаи оҳуйи мушкин ба хато мебӯянд!***
***Бо вуҷуди қади дилҷӯю гули худрӯяш,***
***Дар чаман сарву гул аз боду ҳаво мерӯянд!***
***Шеъри ту чун ҳама гӯянд, ки сеҳр аст, Камол,***
***Дӯстон ин суханат шеър чаро мегӯянд?!***

Дар ғазали мазкур вожаҳои **дуъо, сабо, ба по, киро, мо, хато, ҳаво** ва **чаро** қофияҳои силсилаи аввал буда, калимаҳои **мегӯянд, меҷӯянд, мепӯянд, мемӯянд, мешӯянд, мебӯянд, мерӯянд** ва боз **мегӯянд** қатори дувуми қофияҳоро ташкил кардаанд. Ба ғайр аз дутойӣ қофия, шоъир дар ҳар байте истиъора, савол, нидо, ташбеҳи пӯшида, таҷниси ноқис ва амсоли инро ба кор бурдааст, ки мувофиқи ҳусни мақтаъи ғазал онро сеҳри ҳалол метавон номид. Сеҳр дар ислом ҳаром аст. Лекин дар истилоҳоти адабиётшиносӣ шеърero, ки дар он доди сухан дода шуда бошад, **сеҳри ҳалол** мегӯянд, ки ғазали мазбур аз он қабил аст.



**Мустазод** дар анвоъи шеъри форсӣ аз навъҳои хеле камёби он ба шумор меравад. Мустазод, яъне дорои ҷузви зиёдатӣ ном гирифтани он ба сабаби дар охири ҷузви асосии мисраъҳо ҳамроҳ гардидани ниммисраъҳои иловагӣ мебошад. Одатан ғазалу рубоъӣ ва ками дар кам мусамматро мустазод мекунанд. Мустазод барои бо мусиқӣ сароидан эҷод мегардад, он ҳам барои сароидани гурӯҳ ба гурӯҳ. Аз ҷиҳати қофиябандӣ ниммисраъҳои илҳоқшуда аз қофияи мисраъҳои асосӣ фарқ мекунанд ва тамоман дигаранд. Девони Камоли Хуҷандӣ шомили як мустазод аст, ки ин ҷо сабт карда мешавад:

***Ай рехта савдои ту хуни дили моро, Бе ҳеч гуноҳе,***
***Бинвоз даме хастаи шамшери ҷафоро. Боре ба нигоҳе!***
***Боди саҳар аз равзаи ризвон хабар овард,***
***Имрӯз ба гулзор,***
***Ай сарви равон, ҳаст магар пайки саборо.***
***Дар кӯйи ту роҳе?!***
***Кас нест, ки бар бӯйи гулистони ҷамолат***
***Дар боғи тараб нест.***
***Чун лола зи ғам чок зада ҷайби қаборо***
***В-афканда кулоҳе!***
***Занҷири сари зулфи туро бо ҳама хубӣ***
***Сунбул натавон гуфт,***
***Ҳаргиз накунад чеч касе мушки Хаторо***
***Нисбат ба гиёҳе!***
***Бишкаст ҳама лашкари султони кавокиб***
***Бар ҳар тараф имрӯз,***
***К-он зулфи зираҳпӯши ту аз анбари соро***
***Овард сипоҳе!***
***Дар доираи хушназарон боз ба сад сол,***
***Ҳаққо, ки наёвард,***
***Дар даври қамар модари айём, нигоро,***
***Монанди ту моҳе!***
***Ҳайҳот, ки дар даври қамар занг баровард***
***Ойинаи рухсор,***
***Он дам, ки барорам зи дили сӯхта, ёро, 3-ин воқиъа оҳе!***

***Аз ҳоли парешони Камолат хабаре нест,***
***Ҳайҳот, чӣ тадбир?***
***Он кист, ки тақрир кунад ҳоли гадоро***
***Дар ҳазрати шоҳе?!***

Вазни мисраъҳои асосӣ ҳаҷази мусаммани ахраби макфуфи маҳзуф, ки арконаш ба **мафъӮлу мафоъӢлу мафоъӢлу фаъӮлун** баробар буда, ниммисраҳои иловагӣ ба **мафъӮлу фаъӮлун** мусовист, ки шакли зайлро мегирад:

**- - V / V - - V / V - - V / V - -**
**- - V / V - -**
**- - V / V - - V / V - - V/ V - -**
**- - V/ V - -**

Дигар ороиши мустазоди мазбур аз ороиши ғазалҳои Камол тафовуте надорад.

Дар луғат **«муламмаъ»** рангоранг гардонидан аст. Аммо дар истилоҳи адабиётшиносӣ абёту ашъореро, ки ба ду- се забон гуфта мешаванд, муламмаъ мегӯянд. Дар назми тоҷик абёту ашъоре, ки ба арабию форсӣ, арабию форсию туркӣ ва тоҷикию урду, дар замонҳои охир тоҷикию ӯзбекӣ, зиёд эҷод гардидаанд, ки ашъори тоҷикию ӯзбекиро дар урфият **ширу шакар** мегӯянд. Камол фақат дар як ғазалаш як бор калимаи «ой»-ро, ки лафзи туркист, ба кор бурда, онро бо «ой»-и тоҷикӣ таҷнис овардааст:

***Турки ман, маҳ бувад ба туркӣ « ой»,***
***Хуш бувад, як шабе ба пеши ман оӣ!***

Аммо мисраъҳои пурраи арабӣ дар абёти Камол гоҳ-гоҳе дучор меоянд, ки аксар аз оятҳои Қуръону аҳодиси набавӣ иқтибос шуда, баъзан мақолу зарбулмасалҳои арабӣ ба ҳайси мисраъи том оварда мешаванд

***Зиндагӣ ёфт аз лаби ту Камол,***
***Ва мин-ал-моъи куллу шайъин ҳай!***



(Яъне: «ва тамоми мавҷудоти зинда аз об аст!»).
Намунаи дигар:

***Дил хост, шунидам, лабат аз бандаи ҷонӣ,***
***Он буд маро худ ҳама аз лутфи ту дилхоҳ!***
***Бинҳод Камол он баадаб бар кафу мегуфт:***
***«Ал-ъабду ва мо фӣ ядиҳи кона ли мавлоҳ!»***.

(Яъне: аз ҳар чи ғулом дар даст дорад, моли соҳиби ғулом аст).
Чунин ғазале дорад Камоли Хуҷандӣ:

***Айюҳа-л-ъатшону фӣ водӣ-л-ҳаво,***
***Ҷӯӣ - ҷӯён ҷониби дарё биё!***
***Обро пеши лаби ҳар ташнае***
***Қолати-л-аквобу қул, қул қавлано!***
***Аз сақоҳум раббуҳум ибриқҳост***
***То ба лаб пеши лаби мову шумо!***
***Гиря то чанд аз аташ, чӣ нури чашм,***
***Пеши чашма оби чашме баркушо!***
***Лав-ваҷадта -л –Хизра ъайнан фа-н-табеҳ,***
***Кайфа яҳя-н-нуну фӣ ъайни-л-бақо!***
***Аз насийит –ул-ҳута гар ёдет ҳаст,***
***Ҳамчу он моҳӣ ба ҳазрат ошно!***
***Гар талабгорӣ, машав дур аз Камол,***
***Лам таҷид баъдӣ валийян муршидо!***

Айюҳа-л-ъатшону фӣ водийи-л-ҳаво – эй ташна дар водии ишқ; қолати-л-аквобу қул, қул қавлано – гуфт кӯзаи мундӣ: бигӯ, бигӯ сухани маро; сақоҳум раббуҳум – пур кард парвардигорашон ибриқҳояшонро /ишора ба ояти 21, сураи «Инсон»/маънӣ дошта, ду ибораи арабии охирин ба оятҳои 16 ва 62 сураи «Каҳф» ишорат мекунанд: Лав-ваҷадта -л –Хизра ъайнан фа-н-табеҳ - Чун ёфтӣ Хизрро чашмае, огоҳ бош; Кайфа яҳя-н-нуну фӣ ъайни-л-бақо – чун зист моҳӣ дар чашмаи бақо, насийит –ул-ҳута – фаромӯш кардан моҳиро; лам таҷид баъдӣ валийян муршидо – нахоҳӣ ёфт баъди ман валии муршидро тарҷума мешаванд.

Ғазали мазкур ҳам дар бахши тоҷикӣ ва ҳам дар қисмати

арабӣ як мавзўъ – ишқро ифода мекунад. Дар мисраъи тоҷикии матлаъ «ҷўй – ҷўён» иштиқоқ, «ҷўй» ва «дарё» - тазод, «лаб» - маҷозан ибриқ, ки кўзаи шароб аст, ва «лаб»-и дувум ба маънои аслӣ, «нури чашм» – истиора барои ифодаи маъшуқа, «чашм», «чашма» ва «оби чашма» – боз ҳам иштиқоқ, «ҳамчу моҳӣ» - ташбеҳ аст. Қисмати арабӣ дар матлаъ дорои мухотабу нидо буда, дар байти дувум вожаҳои «қолат», «қул-қул» ва «қавлано» иштиқоқ, «Хизр» ва «чашмаи бақо» ташбеҳу талмеҳ, «сақоҳум раббуҳум» низ талмеҳ, «ъайнан» ва «ъайн» иштиқоқ, «яҳя-н-нун» талмеҳ, ба қиссаи Юнус ва дар батни моҳӣ чанд вақтеро гузаронидан ва, ниҳоят, мисраъи дувуми мақтаъ ишора ба ояти 16 сураи «Каҳф» мебошанд. Аммо ҳама устодона ба якдигар омезиш дода шудаанд.

Камоли Хуҷандӣ ғазале дорад, ки тамоми мсраъҳои он бо пурсиши «**Ин чӣ**» сар мешавад, ки ибора - саволи оддие набуда, бо роҳи **таҷоҳули ориф** ҳайрати пурҳаяҷони ошиқро дар лаҳзаи пуризтиробе чунон ифода менамояд, ки ҳар саволи навбатӣ матлабро равшантар гардонда, худи ҳамон савол дар айни замон ҷавоби он гулпурсиҳост:

***Ин чӣ сарви қад, ин чӣ рафтор аст?!***
***Ин чӣ ширин даҳан, чӣ гуфтор аст?!***
***Ин чӣ хол, ин чӣ орази зебост?!***
***Ин чӣ хат, ин чӣ ҳусну рухсор аст?!***
***Ин чӣ мўест, ин чӣ зулфи дароз?!***
***Ин чӣ дилбанду ин чӣ дилдор аст?!***
***Ин чӣ ҳамдам, чӣ ҳамнишин, чӣ қарин?!***
***Ин чӣ мўъинс, чӣ ҷон, чӣ ғамхор аст?!***
***Ин чӣ турра-ст, ин чӣ шаб, чӣ каманд?!***
***Ин чӣ дилдузду ин чӣ таррор аст?!***
***Ин чӣ чашм асту ин чӣ лаб, чӣ шакар?!***
***Ин чӣ доруву ин чӣ бемор аст?!***
***Ин чӣ ҳусн асту ин чӣ хол, Камол?!***
***Ин чӣ хуш булбул, ин чӣ гулзор аст?!***

Баробари таҷоҳули ориф дар илми бадеъ санъати муколама ё саволу ҷавоб маъмул аст, ки моҳирона корбаст гардад, барои



ибрози эҳсосоти қалбӣ василаи хубе буда, пурсишҳо ҳар қадар гунҷковонаю густохона бошанд, посухҳои ғайричашмдошту бадеҳавор тақозо менамоянд. Камол ғазалҳое дорад, ки аз матлаъ то мақтаъ дар ин услуб бунёд шудаанд. Як намунаи марғуби ин навъи ғазалҳо ҳамон ғазали бо радифи «Гуфтам: « Ба чашм » аст, ки Ҳофизи Шерозиро ба ҳайрат андохта буд.

Дар он ғазал маҳбуба ба дилдода савол медиҳад, ошиқ бошад, бо як ибора - «Ба чашм», ки таҷассумгари тайёр будан ба иҷрои тамоми хоҳишҳои маъшуқа аст, суханро кўтоҳ карда, мақсадро возеҳу ошкоро мефаҳмонад. Мисоли барҷастаи дигари истифодаи устокоронаи ин санъат аз ҷониби Камол ғазалест, ки бо радифи «Гуфт, ки ҳар ду» иншо гардида, каме бино ба муҳассаноти он ишора шуд Камол ғазали дигаре дорад, ки ошиқ ба маъшуқа чун мухотаб нидо мекунад. Маъшуқа бо нозу ишва ба нидои ошиқ ба ҷойи «лаббайк» гуфтан ҳозирҷавобона савол пеш меорад, ки ин шева бисёр ҳам ширину намакин ва гуворо буда, динамика, драматизм ва ҷўшиши эҳсосоти ошиқро дар ниҳояти авҷ инъикос мегардонад. Фақат ҷавоби хитобҳои ошиқ дар байтҳои дувуму шашум ва, хулоса, шиддати эҳсосотро каме коста, ба ошиқ имконе фароҳам меорад, ки аз он муҳовара бештар розу ниёзи ошиқу маъшуқаро дарк намуда, нисбат ба ҳамдигар чунин як суҳбати ошиқонаи самимиро ҷилвагар намоянд:

***Гуфтам: «Ай симзақан!». Гуфт: «Киро мегўйӣ?!».***
***Гуфтам: « Ай аҳдшикан!». Гуфт: «Чиҳо мегўӣ?!».***
***Гуфтам: «Ай он ки надорӣ сари як мўй вафо!».***
***Гуфт: «Маълум шуд акнун, ки маро мегўйӣ!».***
***Гуфтам: «Ай ҷон, зи дили сахти ту фарёд маро!».***
***Гуфт: «Бо ман сухани сахт чаро мегўйӣ?!».***
***Гуфтам: «Аз бод насими ту шунидан чӣ хуш аст!»***
***Гуфт: «То кай сухан аз боду ҳаво мегўйӣ?!».***
***Гуфтам: «Аз дасти дили худ ба ҳалокам розӣ!».***
***Гуфт: «Ин худ зи забону дили мо мегўйӣ!».***
***Гуфтамаш: «Кай расад аз бахт паёме ба Камол?!».***
***Гуфт: «Он рўз, ки аз мо-ш саломе гўйӣ!».***

Саволу ҷавоб, хоса радифи «Гуфт: Туро чӣ?!», ки ба тарзи савол меояд, ғазали поёниро низ ҷазабаи махсус бахшида, ба гӯшу ҳуш ниҳоят дилангез, хушоҳанг ва гӯшнавоз ҷилва медиҳад:

*Гуфтам: «Шакар аст он, на даҳон!».*
*Гуфт: «Туро чӣ?!».*
*Гуфтам: «Чӣ намакҳост дар он?!». Гуфт: «Туро чӣ?!».*
*Гуфтам:«Даҳани тангӣ туро дар лаби хомӯш*
*Лутфест, ки гуфтан натавон!». Гуфт: «Туро чӣ?!».*
*Гуфтам: «Ба хушӣ гар лаби ширини ту ҷон аст,*
*Қад низ равон аст, равон!». Гуфт: «Туро чӣ?!».*
*Гуфтам, ки ту ҷонию басе дӯсттар аз ҷон,*
*Ҳам ҷонию ҳам шӯхи ҷаҳон! Гуфт: «Туро чӣ?!».*
*Гуфтам: "Рухи ту барги гул аст, омада бар рӯй*
*Холат хушу хат хуштар аз он!" Гуфт: "Туро чӣ?!".*
*Гуфтам: «Чӣ камандафкану дилбанд фитодаст*
*Он гесӯйи дар пой кашон! "Гуфт: "Туро чӣ?!".*
*Гуфтам: «Ба малоҳат ҳама чизат ба Камол аст!».*
*Хандон шуду афсункунон гуфт: «Туро чӣ?!».*

Боз як вижагии ғазалҳои саволуҷавобии Камол он аст, ки аз ҳузури ошиқу маъшуқ кас нафаси гарм, тапиши дил ва розу ниёзи онҳоро ҳис мекунад, ишваю истиғно, суханҳои чидаи нарм, оҳанги гуфтор, одоби суханварӣ ва тарзи муҳовараи дилбохтагон ба кас шодмонию нишот ва нуру сафо мебахшад; самимияти суҳбат, ҷаҳони мусаффои ошиқӣ, бепарвоии нисбат ба атрофиён ва лаззате, ки муколамакунандагон аз он саволу ҷавобҳо мегиранд, хонандаро масту мафтун мегардонад, ки аз ҷумлаи чунин ғазалҳои лаззатбахши шоъир боз яктои дигарро сабт менамоем, ки диққат гуморед:

*Гуфтамаш: «Номи ту?». Гуфто: «Аз маҳи тобон бипурс!».*
*Гуфтамаш: «Номи лабат?». Гуфт:*
*«Ин ҳадис аз ҷон бипурс!».*
*Гуфтамаш: «Боре нишоне з-он даҳон бо мо бигӯй!».*
*Зери лаб хандон шуду гуфт: «Аз гули хандон бипурс!».*



***Гуфтамаш: «Дилҳо кӣ дуздид он ҳама шаб бо чароғ?!».***
***Холу хат бинмуду гуфт: «Инҳо аз ину он бипурс!».***
***Гуфтамаш: «Дар ғорати чашмон дилам бурдӣ асир!».***
***Гуфт: «Агар хоҳӣ нишони ӯ, зи Туркистон бипурс!».***
***Гуфтамаш: «Дар пойи ту ғалтон сарам***
***чун гӯ чарост?!».***
***Гуфт: «Бо зулфам бигӯ, яъне, ки аз чавгон бипурс!».***
***Гуфтамаш: «Бар синаи решам ҳазорон захм чист?!».***
***Гуфт: «Гӯ бо ғамзаам, яъне, ки аз пайкон бипурс!».***
***Гуфтамаш: «Чун бурдаӣ раҳ дар сари зулфаш,***
***Камол?!».***
***Гуфт: «Бо боди сабо рав, роҳи Ҳиндустон бипурс!».***

Дар ғазалҳои саволуҷавобии Камоли Хуҷандӣ мо диққатро асосан ба пурсишу посухҳо равона карда, рочеъ ба муҳассаноту ороишҳои дигарашон чизе нагуфтем, ҳол он ки ташбеҳу истиъораҳои шинам, тазоду муқобала ва санъатҳои дигари лафзиву маънавӣ саропои он ғазалҳоро зеб медиҳанд. Саволу ҷавоби «гуфтам» - «гуфт» замонро дар як они воҳид муттаҳид намуда, ҳузури ошиқу маъшуқа маконро маҳдуд мегардонад. Дигар доираи тафаккур ва тавсиъаи тасаввур ба мазмуни саволу ҷавобҳо вобаста мегардад. Азбаски ошиқ бо маъшуқаи саркашу бераҳму гурезпо кордор аст, дар зиндагии ӯ рӯзҳои фироқ ва ғами ҳиҷрон фаровон буда / «Ғами ҳиҷрон сабаби роҳати васл аст, Камол, - Давлати вақти ту, гар шод бад-ин ғам бошӣ!»/, лаҳзаҳои дидору фурсатҳои мулоқот камтар муяссар мегардад / «Миҳнати ҳиҷрон - 1 соъат- соъат аст, - Давлати васли ту ногаҳ-ногаҳ аст!»/, ошиқ дарду ғами ҷудоиро ба умеди он таҳаммул менамояд, ки рӯзе ба васли маъшуқа хоҳад расид, зеро арҷи ранҷ ганҷ буда, касе, ки заҳмат мекашад, ҳатман роҳатошро хоҳад дид / «Гар дарду ғам фиристӣ, васлат кунем ҳосил, - Мо мекунем таҳсил, то мерасад вазоиф!»/. Фақат дар ин роҳ сабр, бурдборӣ ва тамкин зарур аст. Бинобар ҳамин, ошиқ садо дармедиҳад, ки миҳнату давлат, ғаму нишот ва нестию ҳастӣ дар маслаки ӯ аз ҳам ҷудойинопазиранд, тавъамон арзи вуҷуд мекунанд:

***Миҳнати мо ҳама давлат, ғами мо ҷумла нишот,***
***Ҳастии мо ҳама не, нестии мо ҳама ҳаст!***

Танҳо сабри ошиқ ва раҳми маъшуқа аз якдигар муҳолтар аст:

***Сабр дар дил марову раҳм ӯро,***
***Ҳар ду аз якдигар муҳолтар аст!***

Муколама дар ғазалҳое, ки қаблан баррасӣ шуданд, мустақиман дар ҳузури якдигар ба вуқӯъ мепайвандад. Навъи дигари муколама, ки дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ ба мушоҳада мерасад, ин нақли гуфтугӯйи ошиқу маъшуқа аст, ки онро дар ғойиби маъшуқа ошиқ ҳикоят мекунад:

***Гуфтаӣ аз мо дилат бардор, зинҳор ин магӯ!***
***Ҷони ман, бо он лабу гуфтор зинҳор ин магӯ!***
***Гуфтаӣ роҳи вафоро рост натвонем рафт,***
***Бо чунон қадди хушу рафтор зинҳор ин магӯ!***
***Гуфтаӣ хоҳам буридан аз ту дигарбора миҳр,***
***Ҳам ба миҳри худ, ки дигар бор зинҳор ин магӯ!***
***Гуфтаӣ субҳи умедат ман наёвардам ба шом,***
***Аз руху аз зулф шарме дор, зинҳор ин магӯ!***
***Гуфтаӣ дар офтобу маҳ тавон ҳаргиз расид?***
***Васли рӯятро ҳамон ангор! Зинҳор ин магӯ!***
***Гуфтаӣ оби хуше ҳаргиз касе хӯрд аз сароб?***
***Ваъдаи мо ҳам ҳамон пиндор! Зинҳор ин магӯ!***
***Гуфтаӣ аз дӯстӣ ҷони худам хондӣ, Камол,***
***Ҳар чӣ мегӯйӣ, бигӯ! Зинҳор, зинҳор ин магӯ!!***

Фарқи ин гуфтугӯ аз муколамаҳое, ки қаблан зикр шуданд, дар он аст, ки ошиқ ба маъшуқа эроде намегирад, итоб ҳам намекунад, сухандонию ҳозирҷавобӣ ҳам намекунад, фақат батамкин суханҳои дар ғойиби ошиқ эроднамудаи маъшуқаро оромона ба хотир оварда, дигар чунин суханҳоро ба забон нарондани ӯро хоҳиш ва таъкид менамояд. Ба василаи пайке ё тавассути номае ирсол шудани суханони ошиқро пай бурдан ва ё тасаввур кардан мумкин аст. Доираи мавзӯъи мавриди



изҳори ақида ҳам маҳдуд аст.

На фақат ғазалҳо, балки як силсила рубоъиҳои Камол низ ба тарзи саволу ҷавоб суруда шудаанд, ки баробари намакин ва завқбахш будан, хеле таранг тофтаву бофта шудаанд:

***Гуфтам: «Ба чӣ монад мижаат?!». Гуфт: «Синон!».***
***Гуфтам, ки «Чу қаддам чӣ бувад?!». Гуфт: «Камон!».***
***Гуфтам: «Чу биёй, чӣ барӣ?!». Гуфт, ки «Дил!».***
***Гуфтам: «Чӣ диҳам, то наравӣ?!». Гуфт, ки ҷон!***

Ё:

***Гуфтам: «Ҷоно!». Гуфт: «Бигӯ, гар мардӣ!».***
***Гуфтам:«Мурдам!». Гуфт:«Некӯ кардӣ!».***
***Гуфтам:«Чашмам!». Гуфт:«Бас ин беобӣ!».***
***Гуфтам:«Нафасам!». Гуфт:«Макун дамсардӣ!».***

Маҳол будани сабру қарори ошиқон ва меҳру вафои дилбарон амре маълум ва забонзади мардум аст. Инро Камол, қаҳрамони лирикии ӯ ва ошиқи тасвиркардааш қабул доранд / «Толиби симурғ бошу кимиё, лекин маҷӯй - Аз бутон миҳру вафо в-аз ошиқон сабру сукун!»/. Ин ба симурғ, ки исми бемусаммо, яъне номе, ки вуҷуди ҷисми он дар олами ҳастӣ мавҷуд нест ва ба илми афсонавии кимиё, ки бо моддаи афсонавии иксир мису оҳан ва фулузоти дигари камарзишу беқадрро ба зару тило мубаддал мегардонад, шабоҳат дорад. Албатта, дар ин ҷо муболиға ҳаст, аммо, алҳақ, ки асли матлабро возеҳ баён кардааст. Чун он чиз дар асл вуҷуд надорад, ҷустуҷӯ, кӯшишу саъй ва ҷидду ҷаҳд барои пайдо кардани он корест беҳосил. Аз дилбари соҳиби ин навъ хислат ком ҷустан ҳам аз имкон берун аст. Шахси дилбохта ночор ба тақдир сар мефурорад:

***Бисёр ҷаҳд кардам, коме нашуд муяссар,***
***Бадбахтро ба кӯшиш муқбил наметавон кард!***

Ин ошиқи шайдо ба маъшуқи худ итобу хитобкунон мегӯяд:

***Ин маҳол аст, ки мо ҳар ду зи ҳам металабем,***
***Ман зи ту миҳру вафову ту зи ман сабру қарор!***

Ин матлаб мумкин аст, ки дар ҳузури ошиқу маъшуқ ва ё ба василаи мактубу нома ва ё қосиду пайк баён гардад. Лекин Камол мақсадро тарзе ифода менамояд, ки бо вуҷуди бо ҳам унсу улфат пайдо накардани онҳо аз наздик буданашон пай бурдан мумкин аст / «Гар ту аз парда ба мо рух бинамоӣ, чӣ шавад? – В-ар даре бар мани дарвеш кушоӣ, чӣ шавад?!»/. Аз ин ҷиҳат, Камол баъзе ғазалҳое дорад, ки на бо услуби муколамаву муҳовара, гуфтугӯ, саволу ҷавоб, яъне диалог, балки чун монолог, яъне сар ба муроқиба бурда худ ба худ роз гуфтан, ки аз воситаҳои хуби ифрози андешаву ақида ва фикру зикри ботинии шахс аст, устодона истифода мебарад. Он ҷо ёр ғоиб, маҳбуба ногиро ва бо ӯ қаҳрӣ буда, дилдор ба дилдода илтифоте надорад. Сӯзу гудоз, мавҷи эҳсосот ва тӯфони отифоти қалбӣ аз кӯраи синаи ошиқи музтариби ба қулзуми яъс афтода фаввора зада, ҷисми оҷизу қулфатзада, ҳақиру нотавон ва мустаманду мискини ӯро дилрабо, тараҳҳумовар ва ғамангез таҷассум менамояд. Ба ғазале таваҷҷуҳ фармоед, ки матлаъаш ин аст:

***Рафт аз дасти ман он зебонигоре, чун кунам?!***
***Нест дар дастам инони ихтиёре, чун кунам?!***

Ғазали зерини Камоли Хуҷандӣ, ки аз рӯйи мавзӯъ дар васфи баҳор аст, аз лиҳози санъатҳои шеърӣ шоёни таваҷҷуҳ аст, таҳлил мехоҳад. Фаро расидани баҳор, шукуфтани гулҳо, лаб кушодани ғунча, садои булбул, абри найсони боранда бар рӯйи гулу савсан, вазидани боди гулбӯ аз болои чаману бӯстон, ҷунбиши сарви устувор, дар пойи дарахтон ҷорӣ шудани об тақозо мекунад, ки кас дар он манзараи биҳиштойин аз дасти бутони ҳурнажод май нӯш кунад. Аммо ҳар баҳореро хазоне дар пай асту умр бебақову зудгузар, бинобар ҳамин, фурсати гул ва умри даргузарро ғанимат дониста, лаҳзае ҳам бошад, шодмону хандон бояд зист, зеро чунин лаҳза баробари умре арзиш дорад. Шоъир ҳамаи ин ашёро ташхисонида, дар олами беохир чун унсурҳои муҳаррику зинда ба қалам оварда, зиндагие мулаввану пурҷӯшу хурӯшро ҷилва медиҳад:



***Боз гул доман ба дасти ошиқони худ ниҳод,***
***Ғунча лаб бикшоду булбулро ба бог овоз дод.***
***Абр дурҳои Адан пеши гулу савсан кашид,***
***Боз дарҳои чаман бар рӯйи гулбӯён ниҳод.***
***Сарви мо баркард ногаҳ сар зи саҳни бӯстон,***
***Пеши ӯ ҳар ҷо дарахте буд, бар по истод.***
***Гул ҳикоят карду сарв аз нозукию лутфи ёр,***
***Об гирён омаду дар пойи ину он фитод.***
***Дар биҳишту боғ хуш бошад майи чун салсабил,***
***Хоса аз дасти бутони гулрухи ҳуринажод!***
***Ҳар баҳореро, ки ҳаст, ай дил, хазоне дар пай аст,***
***Хуш баро рӯзе ду чун гул бо лаби хандону шод!***
***Бар варақ дорад гули рангин, бихон ин хат, Камол,***
***Шод зӣ, чун умр бод аст, ай бародар, умрбод!***

Агар ғазали боло аз рӯйи сукчет санҷида шавад, мебинед, ки дар чаҳор байти аввал манзараи баҳор дар шакли динамикӣ ва драмавӣ тасвир гардида, бо санъатҳои ташхис, ташбеҳ, истиора тасвир шуда, дунёи рангинеро пеши назар меорад. Байти панҷум хоҳишу орзуи шоъирро ифода менамояд, ки дар он густараи зебое басо гуворо ва созгор ба назар мерасад. Байти шашум эроди як нуктаи фалсафист, ки онро шоъир бо муроҷаъат ба дил изҳор дошта, дар мисраъи дувуми он масъалаи ҳедонистии хуш гузаронидани умр талқин карда мешавад. Матлаби байти ҳафтум мавзӯъи байти пешинро тақвият медиҳад, ки бо лаҳни воъизона, далели мубарҳан ва шакли хитоба таъкид шуда, ғазалро зебу ҳусни мақтаъе бахшида, бисёр ҳам ҷаззобу дилпазир гардонда, забони нарм, вожаҳои суфта ва мусиқавияти том дар маҷмӯъ як падидаи барҷастаи гуворои санъат ва ҳунарро падид оварда, пеши назарҳо ҷилва медиҳад, ки ҷамъан шоҳиди гӯёи маҳорати олии сухангустарии Камоли Хуҷандӣ мебошанд.

# БАДЕЪИЯТИ ҒАЗАЛИЁТИ КАМОЛ

Ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ ба лаълпораҳое монанд ҳастанд, ки аз ҳар сӯе ба онҳо нигарӣ, дурахши дигаре ба мушоҳада мерасаду дил мебарад. Ин дурахши дилрабо тавассути истеъмоли санъатҳои бадеъӣ, ки ҳар кадоме дар ба лоғати маъно, тарзи адо, ҷазолати аҷзо ва, дар ниҳояти амр, барои ғановати муҳтавиёти тамоми шеър ба тариқи акмал нақши боризе гузошта, дар парвардани завқи бадеъии мардум кумак мерасонанд, ҳувайдо мегардад. Хусусияти умдатарин ва мумтози адабиёти бадеъӣ тарзи рангини баён буда, бо тавсиф, маҷоз, ташбеҳ, истиъора, киноя, талмеҳ, таҷнис ва ороишҳои дигари гуфтори бадеъ татбиқу пиройиш ёфта, ҷанбаи завқӣ, маърифатомӯзӣ ва зебописандӣ касб мекунад. Фарқи назарраси тарзи нигориши бадеъӣ аз тарзи баёни адабиёти илмӣ, ки бо истифодаи мадраку далелҳо, категорияву истилоҳоти хоси ҳар илм таълиф мегардад, ҳамчунин муҳовараи оддӣ маҳз дар ҳамин аст. Масалан, Ҳофизи лисонулғайб мефармояд:

***Уқоби ҷавр кушодаст бол дар ҳама шаҳр,***
***Камони гӯшанишиневу тири оҳе нест!***

Муроди Ҳофизи ширинадо он аст, ки ҷавру зулм аз ҳад гузаштааст, аммо порсое ва ё худопаpaсте нест, ки ҳеч не бо дуъое онро аз байн барад. Тири оҳи мазлумон аст, ки уқоби ҷаврро сарнагун менамояд. Албатта, ин ақида худ пиндоре беш нест. Вале дар қуруни вусто аглаби мазлумон ба он муътақид буданд.

Камоли Хуҷандӣ мегӯяд:

***Муҷаррадони харобот, бин, ки аз сари завқ***
***Ба васли духтари раз тоза кардаанд никоҳ!***

Яъне, **шоъир** гуфтан мехоҳад, ки шаробхорагону майзадаҳои харобот боз аз сари нав мехоҳанд, ки бодапаймоӣ кунанд. Духтари раз – шароби ангурист. Чунин тасвири рамзомези ғазалҳои Камол бурҳони камоли суханварӣ буда, саросари гуфтори ӯ аз ин ҳусн бархурдор аст. Оби ораз ва акси ҷон дар олами вуҷуд мавҷуд нестанд. Онҳоро шоъир дар олами тахайюлоти худ офаридааст. Аммо дар густараи шеър онро тасаввур намудан мумкин аст:

***Гуфтамаш: «Дар оби ораз акси ҷони мо намой!».***
***Гуфт: «Ҳар дам худнамоӣ хуш намеояд маро!».***

Инак ғазаланагораро аз ин лиҳоз пурра аз назар мегузаронем:

***Дил ба ёди зулфи вай бар хеш печидан гирифт,***
***Шамъ дидаш дар миёни ҷамъ ларзидан гирифт.***
***Шаб хаёли рӯйи ӯ ногоҳ дар чашмам гузашт,***
***Ашкам аз шодӣ равон бар рӯй галтидан гирифт.***
***Дӣ яке дар маҷлиси мо қиссаи он моҳ гуфт,***
***Офтоб аз дар даромад, қисса бишнидан гирифт!***
***Солҳо бӯсидани пояш муроди дида буд,***
***Он нашуд бӯсидан, аммо дида пӯсидан гирифт!***
***Оби ҳайвон нест рӯзӣ, ҳамчу Искандар, Камол,***
***Хизри хатташ чашмаро бо сабза пӯшидан гирифт!***

Бинои ғазали фавқ бар пояи санъати ташхис сохта шуда, ба ғайр аз ларзидани шамъ, чакидани ашк бар рӯй, бӯсидани по ва рӯйи чашмаро бо сабза пӯшидан, ки ин ҳодисаҳо қобили пайвастан ба вуқӯъ ҳастанд, дигар ҳама ашё ва ҳаракати онҳо мавҳум буда, дар ҷаҳони ҳастӣ он ашё ва амали онҳо ғайримумкин аст. Ҳамчунин, ҳодисаҳое, ки дар зиндагии воқеъӣ метавонанд вуҷуд дошта бошанд, бо фоъилҳое, ки шоъир онҳоро чун иҷрокунандаи амале мутаҳаррик гардонидааст /бар худ печидани дил, дидани шамъ, аз шодӣ ба рӯ ғалтидани ашк, аз дар даромадану қисса шунидани офтоб, орзӯйи бӯсидани по кардани дида/ яъне чашм/, оби ҳайвон /яъне оби ҳаёт/, чашма /яъне лаби маъшуқ/-ро пӯшондани хатти сабзи ӯ дар олами ғайбу шаҳодат вуҷуд надоранд. Бар замми ин, «моҳ» чун

истиъораи дилбар ва аз офтоб афзал будани он, ҳамчунин, Искандару Хизр ба ғазал ҳусни иловагӣ ато намуда, дар зеҳни хонанда қиссаи Искандари Зулқарнайн, чашмаи оби ҳаёт, дар ҷустуҷӯйи он ба торикистон сафар кардани Искандар, вале аз он чашма Хизр нӯшидану Искандар маҳрум монданро эҳё мегардонад. Бӯсидан ва пӯсидан таҷниси хат аст, ки танҳо хоси шеваи форсии тоҷикист.

Дар бунёди сохтори ғазал Камоли Хуҷандӣ беш аз ҳама аз маҷоз истифода мебарад. Аҳли балоғат эътироф кардаанд, ки барои тасвири ҷозибаноки ашё ва нигориши барҷастаи ҳодисаҳои гуногун ҳамчун воситаи муҳимтарини каломи бадеъӣ адиб қабл аз ҳама ба суханҳои образнок рӯ меорад. Ташбеҳу истиъораву киноя ва амсоли инҳо ҳама аз навъҳои гуногуни маҷоз буда, ба қавли яке аз аввалин шеършиносон дар таърихи адабиёти форсу тоҷик Шамси Қайси Розӣ дар «Ал-муъҷам», ки онро соли 1233 мелодӣ ба итмом расонда буд, «маҷоз зидди ҳақиқат аст» /Ал-мӯъҷам, Душанбе, «Адиб», 1991, саҳ. 292/. Ин ҷо маҷозро зидди ҳақиқат гуфтани Шамси Қайси Розӣ на ба маънои дурӯғ, балки ба он маъност, ки дар адабиёти бадеъ гоҳо калимаю вожаҳо на ба маънои аслию ҳақиқӣ, балки ба маъноҳои маҷозӣ истифода мегарданд. Шамси Қайс ба сухани худ идома медиҳад: «Ва маҷоз он аст, ки аз ҳақиқат даргузаранд /яъне, лафзро на ба маънои аслӣ ба кор баранд – А.А./ ва лафзро ба маънии дигар итлоқ кунанд, ки дар асли вазъ на барои он ниҳода бошанд, лекин бо ҳақиқат он лафз ваҷҳи алоқае дорад, ки бад-он муносиб муроди мутакаллим аз он итлоқ фаҳм тавон кард» /Ал-мӯъҷам, ҳамон ҷо/. Анвоъи маҷоз хеле гуногун буда, дар ашъори Камоли Хуҷандӣ навъҳои зиёди он ба чашм мерасад:

***Гарчи рафт он орази чун об боз аз ҷӯйи чашм,***
***Чашми он дорам, ки оби рафта боз ояд ба ҷӯй!***

Ба ғайр аз вожаи «чашм», дар мисраъи аввал ҳамаи калимаҳою ибораҳо ба маънои маҷозӣ кор фармуда шудаанд. Ё ин ки дар байти зайл калимаю ибораҳои «сад қарн», «булбул» ва «чаман» ҳама маҷозанд:



***Гар бичӯянд, наёбанд ба сад қарн, Камол,***
***Булбуле чун ту хушалҳон ба чаманҳои Хуҷанд!***

Ғазал, ки муҳтавои он асосан аз тавсифи муҳаббат, тараннуми ишқ, хоса аз лаҳзаҳои висолу ҳиҷрон, изтироби ошиқ, нозу карашмаи маъшуқа ва дарди фироқу лаззати дидор барин ҳолатҳои романтикии ишқ иборат аст, заминаи фарохе барои густариши ибораҳои маҷозӣ фароҳам меоварад. Маҷоз аст, ки сӯзу соз ва ангезаҳои дилнавози дилдодагонро бо беҳтарин ваҷҳ таҷассум менамояд, мисли ин байт:

***Зи меҳр карду вафо тавба он дили сангин,***
***Чӣ гуна тавбаи ӯ бишканам, ки сангин аст?!***

Ё

***Шуда аз соқии лутфи ту ҷаҳоне сероб,***
***Ҳамчунон баҳри карам мавҷзанон моломол!***

Камоли Хуҷандӣ бо ибораҳои маҷозии дарахти ноз, шаҳри ишқ, кишвари ҳусн, баҳри карам, дари давлат, замони давлат, насими иноят, пироҳани лутф, гули висол, майи васл, соғари айш, шарбати васл, шарбати висол, ҷоми васл, чашми вафо, кулоҳи ҳусн, шатранҷи хубӣ, лаби ҷонбахш, лаби ширин, лаъли ҷонфазо, теғи нигоҳ, ханданги назар, тоқи абрӯ, ғамзаи ҷоду, чашми ҳилатгар, ҷони ҷонон, ҷони ҷаҳон, кони малоҳат, субҳи иқбол ва ғайра хубиҳои ҷононаро васф менамояд. Ба умеди расидан ба ҳазрати дӯст ба чашми интизор роҳи талаб мепӯяд, ба қалами сунъ ва дасти қудрат, ки дар бешаи дунё, ки чарогоҳи дили ошиқ аст, шукр мегӯяд, ки меҳри бутони хонабарандоз ва шоҳи гулрухро ба ӯ насиб гардондааст. Ошиқ бо гӯши ҷон лаҳну овози дилдорро шунуфта, мустағрақи тамошои ҳусни оламорои ӯ мегардад, аз эъҷози сонеъ, карами ишқ ва ҷилванамоиҳои дилдор ангушти ҳайрат мегазад, фурсате дар бисоти қурб пушти фароғат гузошта, хонаи умрро тарабобод меангорад. Ошиқи ғарибу нотавону мискин дар нигориши Камол шаби фироқ бо ҷигари оташин, синаи бирён ва сели ашк таҳти

бори ҷафо, бороии меҳнат ва санги бедод бо ҳоли зор дар оташи ғам гудохта, андар дорухонаи дард шарбати дард менӯшад; тундбоди ҳаҷр, селоби аҷал, абри бало, ки борони ҳасрат меборад, ҷомаи сабри ошиқро пора-пора карда, ӯро ба нимкуштаи ишқ табдил медиҳад. Бо вуҷуди таҳаммули ин қадар хориюю зорӣ ва ситаму кулфат, ошиқи ҷоннисор аз маҳбубаи ҷафокору айёра ва ҷаврпешаи худ даст намекашад; пироҳани сабурӣ дар бар намуда, дандони тамаъро тез карда, аспи ҳавас метозад, ки дар бисоти қурби ёр ҷой гирад, дар субҳи висол қуфли дилро бикушояд, вале ҳайҳот, ки ба орзуи дили худ ноил нашуда, пироҳани сабрро аз худ барафканда, дар мақоми ҳайрат ангушти ҳасрат мегазад ва ба воҳиди ғам табдил мегардад.

Маҷозҳои фавқ аглаб маҷозҳои мурсал, яъне маҷозҳои баргузида буда, фақат намунае чанд аз маҷозҳои анъанавист, ки Камоли Хуҷандӣ ҳангоми сурудани ғазалҳои худ аз онҳо истифода кардааст. Байту ғазалҳов, ки дар мавридҳои гуногун дар ин рисола иқтибос шудаанд, низ пур аз маҷозанд. Аз ин рӯ, намунаҳои иловагӣ сабт накарда, бо ҳамин суханро доир ба маҷоз хулоса мекунем ва ба шарҳу таҳлили мақоми тавсиф дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ мепардозем.

Барои тасвири шахсе, чизе, ҳодиса, воқеъа ва ё ҳолате Камоли Хуҷандӣ тибқи суннати ройиҷ ва мувофиқи анъана муҳимтарин хусусияти онҳоро зикр карда, хислатҳои барҷастаи онҳоро бо беҳтарин ваҷҳ адо менамояд. Системаи устувори образҳо, рамзҳои собити бадеъӣ, воситаҳои тасвири хаёлпардозона ва тарзи баёни ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ ба иқтизои ин услуб ба дархосту дарбоистҳое эҳтиёҷ меварзанд, ки барои лазизу завқбахш ва мароқангез ҷилва намудани мазмун ва ҳусни шеър хизмат мекунанд. **Ҷавҳари баёни лирикӣ тавсиф аст, ки нозукии хаёлро мепарварад.** Бо вуҷуди ин, сухансанҷон ва шеършиносони қадим ин услубро на аз ороиши сухан, балки хосияти аслии тарзи баёни каломи бадеъ шумурда, тавсифро ба ҷузъи санъатҳои бадеъӣ ворид накардаанд. Камоли Хуҷандӣ **сарви равон, гули хандон, ёри мушфиқ, лаби хандон, чашми гирён, бути бераҳм, лаби майгун, дили пурдард, фалаки каҷрав** барин мафҳумҳоро



зиёд кор бастааст, ки онҳоро низ ночор бояд дар силсилаи тавсифҳо ҷой дод. Агар сифатҳои мавсуф пайиҳам ҷида шаванд, адабиётшиносон ва бадеъдонон онро ҳамчун санъати хоси бадеъӣ пазируфта, **сифатчинӣ ё тансиқи сифот** номидаанд. Ба ду байти поён мулоҳиза намоед:

***Ай шаҳи гулрухи шириндаҳани шӯрангез,***
***То кай аҳволи мани хаста парешон дорӣ?!***

Е:

***Хоби хуши субҳат парад аз наргиси махмур,***
***Шаб гар шунавӣ наъраи мастонаи моро!***

Зоҳиди пурҳила / «Ҷӯяд аз суҳбати мо **зоҳиди пурҳила гурез**, – Тоқати панҷаи шерон набувад рӯбаҳро!»/, сунбули анбарсо, мурғи арзанхора, фақеҳи хушдимоғ, холи мушкин, шатранҷи ҷафо, шаби тира, доғи дилнавоз, бути паймоншикан, шатранҷи хубӣ, ошиқи дарвеш / «Ба хони ошиқи дарвеш агар миҳмон расад ҷонон, – Кабоб аз дил, намак аз дида, ширинӣ зи ҷон бошад!»/, маҳи номиҳрубон, гули сероб, гули худрӯй, сарви лаби ҷӯ, шамъи шабистон, сарви гулистон ва ғайра низ тавсифҳое ҳастанд, ки ғазалҳои Камолро рангин кардаанд, ки намунаи зерин аз он қабил аст:

***Васли бутони хонабарандозам орзуст,***
***Соқӣ, биё, ки бодаи дамсозам орзуст.***
***Чанги хамидақомати бисёргӯ куҷост,***
***К-он пири хушкмағзи таровозам орзуст!***

На ҳамчун сифатҳои ҷида, балки дар ҳолати муайянкунандаи сифат ва сифатҳои пешин истеъмол шудани сифати баъдина услуби корбасти Камол аст, мисли:

***Маҳрӯйи сарвқомати гулбӯйи лоларух***
***Бо қадди хушхиром чу шамшод меравад!***

Ва:

***Нигори сарвқади гулъузори пистадаҳан,***
***Бути шакарлаби бодомчашми мушкинхол...***

На фақат маъшуқаю ошиқ, балки ҳар узви ба назар намоёни онҳо дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ **бо сифатҳои гуногун васф карда мешаванд.** Ин ҷо роҷеъ ба сифатҳои ошиқ таваққуф намекунем, зеро дар авроқи гузашта ин матлаб батафсил матраҳ шуда буд. Маҳбуба ё маъшуқаро шоъир «ганҷи ҳусн» номида, авсофи ҳамидаи ӯро як – як ба қалам медиҳад:

***Ту ганҷи ҳусниву бас хонаи дил,***
***Ки аз шавқи чунин ганҷе хароб аст!***

Рӯйи маъшуқа дар тасвири Камол зебо, нозук, накӯ буда, рухаш афрӯхта, шамъ, шамъи шабистон аст. Оразй тобон, дилафрӯз, маҷлисоро ва дар бари рӯй холи мушкин дорад. Қадду болои ӯ сарви тӯбихиром, товуси хушхиром, алиф, сарв, сарви лаби ҷӯ, тир, найза асту бо ин сифоту назокат дил мебарад. Чашмони маҳбуба сиёҳ, бодом, шӯх, ҷоду, пурхумор, маст, ниммаст, арбадаҷӯ, асас, оҳу, бемор, хоб, хоболуд, бисёрхоб, наргис, наргиси хоб, наргиси хоболуд, наргиси масти нимхоби бемор, наргиси махмур, кофар, кофари маст, турк, турки маст, турки яғмогар, кофаркеш, ҳинду, қотил, бисмилкунанда, ҷафокор, сайдафкан ва, ҳатто, оҳуи шершикораст, ки бо чунин сифатҳояш ошиқро мафтуну маҷнун мегардонад. Чашмони маъшуқа сарочаи ҷони ошиқро сӯхта, онро бо дуди дил тира менамояд. Баъд аз чашмон беш аз узвҳои дигари ҷонона зулфони ӯ мавриди таваҷҷуҳи шоъир аст. Зулф бо ҷилваю васоити мухталифи дигар ошиқро ба дом афтонда, имкони раҳоӣ ёфтанаш намедиҳад. Қабл аз ҳама, сиёҳу дароз аст, вале ба шаклҳои гуногун намоён мешавад: мушкин, ғолия, ғолиябӯй, анбарбӯ, сумансо, муъаттар, мушкин, абирафшон, анбарафшон, печида, печ-печ , печон, пурпечутоб, каманд, каманди дароз, хамбахам, дилкаш, диловез, мавҷ, дилрабо, шаби тира, шабистон, бунафша, ҷавгон, камандафкан, ошуфта, беқарор, парешон, саркаш, тобдор ва кажҷум аст. Тамоми сифатҳои зулф се навъанд: сиёҳранг, хушбӯ ва асиркунандаю зараррасон. Бо зулф ғамзаю кокули ёр ҳамдостонанд. Ҳамчунин, ғамза бо тири нигоҳ дар як мавқеъ меистад. Ғамза дар нигориши Камол, пеш аз ҳама ва беш аз



ҳама, ғаммоз аст. Ҷоду, хунрезу хунхор, сайдафкану бадмаст ва бемор будани ғамза борҳо диққати Камолро ба сӯйи худ кашидааст. Ҳамчун мӯ ҳеч ва аз бирешим, яъне тори бирешим, нозуктар будани миёни маъшуқа, табассуми ширин, шакарханду хандаҳои намакин, хандаи нӯшин ва дили чун чароғ равшани вай аз доираи назари Камол берун намемонад. Шоъир миҳроб, нун, камони пайваста ва ду камон будани абрувони ёрро мебинад, ба он ҳусну малоҳат қойил аст, аз чашмаи оби ҳаёт, оби ҳайвон, писта ва мим будани даҳони ҷононаи нигоштаи худ лаззат мебарад. Вале, беш аз ҳама, лаби ёр ошиқро ҷон мебахшад. Он Масеҳ асту Хизр аст! Шоъир «лаби ёр нозук аст» мегӯяд ва бо сифатҳои майгун, сероб, оби зулол, оби ҳаёт, ширин, намакин, нӯшин, латиф, шакархо, шакар, шакархора, қанд, асал, хандон, лаъл, ёқут, ҷонфазо, ҷонбахш, ҷонпарвар ва амсоли ин васфаш мекунад. Ҳамин лаб аст, ки бо эъҷози худ хотири нозуку зудранҷ, бешафқатӣ ва ҷафокориҳои маъшуқаро аз хотири ошиқ мезудояд. Албатта, сифатҳои фавқро Камол дар таркиби ташбеҳу муболиға, тазоду муқобила ва истиъора ба кор мебарад, аммо онҳо зиёдтар чун тавсиф корбаст шудаанд. Албатта, сифатҳои беҳтарини маъшуқа чун олиҳаи ҳусну зебоӣ, қабл аз ҳама, дар сурати зебо ва сифатҳои дилрабои зоҳирии ӯ ҳувайдо мегарданд:

***Симинбаданӣ, сарвқадӣ, пистадаҳонӣ,***
***Ҳар васф, ки ояд ба забонам, биҳ аз онӣ!***
***Ороми дилӣ, дафъи ғамӣ, марҳами дардӣ,***
***Ёри куҳанӣ, умри навӣ, мӯъниси ҷонӣ!***

***Чашми шӯху дили сангин, бари симин дорӣ,***
***Холи мушкин, рухи рангин, лаби ширин дорӣ!***

Ба қавли Камоли Хуҷандӣ, тазоҳуроти ҳусну ҷамоли зоҳирии маъшуқа чунон бисёр ва гуногун аст, ки дар тавсифи он қалами шоъир оҷиз мекашад.

***Натавонад, ки кунад васфи ҷамоли ту Камол,***
***З-он ки қаст ойинаи ҳусни ту берун зи сифот!***

Вале ҳусни ахлоқ аз ҳусни зоҳирӣ аҳсану авло буда, ба ҳусни зоҳирӣ ҳусни дигаре афзуда, мӯҷиби кашиши бештари ошиқон мегардад:

***Ба ҳусни хулқ бистон дил зи ушшоқ,***
***Ки ваҷҳи аҳсан омад ҳусни ахлоқ!***

**Ташбеҳ** аз санъатҳои дӯстдоштатарини Камол аст. Ба гуфти Саъид Нафисӣ, «бузургтарин маҳорати ҳар шоъире дар ташбеҳот аст. Шеъри беташбеҳ чун ҳусни ноороста ва чун гули нопироста аст. Шоъири бузург он аст, ки мушаббиҳи худро ба чизе ташбеҳ мекунад, ки дар ҳама ҷо ва ҳар замон битавон ёфт ва ҳар кас лутфу шевоии онро дарёбад» / Саъид Нафисӣ, Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, Теҳрон, 1341, саҳ. 444/. Аммо Камол дар чорчӯбаи ташбеҳҳои анъанавӣ маҳдуд намонда, барои ифодаи фикри худ ташбеҳҳои нав ҷустуҷӯ мекунад ва ё ташбеҳҳои анъанавиро ба тарзи нав кор мефармояд. Ҳамаи ин ба шеъри Камол тароват ва рӯҳи тозае мебахшад:

***Дилам ба захми забонҳо нагардад озурда,***
***Ки ошиқи ту бувад кундаи табархӯрда!***
*****
***Дидори рақиб аз дур афзуд маро гиря,***
***Аз абри сиёҳ бошад афзунии боронҳо!***
*****
***Чун обиди пурҳила ба сад макру фан он чашм***
***Пӯшида сияҳ, гӯшаи миҳроб гирифтаст!***

Чунон ки ба мушоҳида мерасад, ташбеҳҳои овардашуда ҳама нав буда, ташбеҳкунандаҳо аз зиндагии оддии воқеъии ҳаррӯза ахз шуда, барои оммаи одамон ва тӯдаҳои мардум фаҳмо ва наздиканд. Ин хусусияти мумтоз ғазалҳои ошиқонаи Камолро ба одамони оддӣ наздик ва хотирписанд мегардонад. Вале, ба гуфти Б.Махсудов, «Камоли Хуҷандӣ ба ҳайси як шоъири хушсалиқа ва соҳибистеъдод равишҳои суннатии тасвири гузаштагонро омӯхта, дар маҳдудаи ҳамон анъанот низ



сухансарой кардааст» ва дар гуфтори хеш ташбеҳҳои суннатии мардумро кор фармудааст. Рӯйро ба офтобу моҳ, қадро ба алифу сарв ва шамшоду тӯбӣ, чашмро ба наргису оҳу ва турки маст, зулфро ба мушку шаб, абрӯро ба миҳробу қоф, ҳарфи «нун» ва ҳилолу камон, мижгонро ба тиру ҳаданг, дандонро ба ҳарфи «син» ва дурру гавҳар, даҳонро ба пистону оби ҳаёт ва ғунчаву нуқта, миёнро ба мӯ ташбеҳ додан аз он қабил аст:

***Ҳилолат абрӯву хуршед талъат,***
***Узорат моҳу қад сарви равон аст!***
***
***Зи нишоту айш бодо лаби ӯ ҳамеша хандон,***
***Шакар аст он, на лаб, ҳо, гуҳар аст он, на дандон!***
***
***Қад аст он ё алиф ё сарви симин?!***
***Бигӯям рост, ҳам onuю ҳам ин!***

Дар байти охир «рост» дорои иҳом буда, аввал ба мисли ҳарфи «алиф» ва сарв рост будани қомати ёрро пеши назар ҷилва медиҳад, сипас рост буданро мефаҳмонад. Дар олами имкон сарв сафед намешавад. Он дарахти ҳамешасабз аст. Камол онро симин, яъне аз нуқраи соф ба қалам додааст, ки на сифати сарв, балки сифати маъшуқаи сафедбадан аст. Таъкид кардан лозим аст, ки Камоли Хуҷандӣ, беш аз ҳама ва пеш аз ҳама, **ташбеҳи равшанро**, ки онро **сареҳ** ва **мутлақ** низ мегӯянд, корбаст менамояд. Ин навъи ташбеҳ, ки аксар бо адоти ташбеҳ меояд, дар байту ғазалҳое, ки дар ин рисола иқтибос шудаанд, зиёд ба назар мерасанд, ки бо кумаки **адоти чун, чу, ҳамчун, мисли, монанди, чунон ки, гӯйӣ, гӯё, гӯиё, пиндорӣ,** ҳамчунин пасвандҳои **– вай – вор, - сон, - осо, барин** ва ғайра шакл мепазирад. Бинобар ҳамин, дигар ба овардани намунаҳо аслан эҳтиёҷе нест, лекин табаррукан боз чанд намуна зикр мешавад:

***Ба рӯйи дӯст монанд аст хуршед,***
***Ба чашми гарм аз он рӯ менамояд!***
*****

*Дил чу пироҳани ту меларзад,*
*Бар ту чун бигзарад насими сабо!*

*****

***Масту савдозада чун наргиси соқист, Камол,***
***Мастӣ он май зи лаби чун шакар овард маро!***

**Бешак, ба тарзи нав кор фармудани ташбеҳҳои анъанавӣ аз хусисиятҳои барҷастаи сабки шоъирии Камоли Хуҷандӣ мебошад.** Моҳро чун ташбеҳкунандаи рӯйи маҳбуба истифода бурдан ва абрӯйи маъшуқаро ба моҳи нав ташбеҳ намудан дар адабиёти асрҳои ХП –ХШ маъмул аст. Аммо ин ташбеҳҳоро вобаста ба дӯст дар шакли шарҳу тафсир ва хилоф овардани Камол ба онҳо таровати такрорнашавандае додааст:

***Ид шуд, хоҳем дидан моҳ, яъне рӯйи дӯст,***
***Рӯзадорон моҳи нав бинанду мо абрӯйи дӯст!***

Аз ташбеҳу истиора, муболиға, тазоду таҷнис ва дигар воситаҳои тасвири бадеъӣ аглаб Камол дар шакли омехта ва нодиракорона истифода карда, дар айни ҳол ба таносуби сухан низ ниҳоят диққат мегуморад. Вале баъзе ташбеҳҳои корфармудаи ӯ дар назари аввал дурушт ва ноҷо менамоянд, мисли он ки чашмро ба обиду гӯши рӯзадор / «Чашмам ба орзуи тамошои зулфи туст – Чун **гӯши рӯзадор**, ки муштоқи шом шуд!»/ ва мардуми бисёрхоб /"Бинем чашми масти ту бемору саргардон, - Ин аст шева **мардуми бисёрхобро!**" ташбеҳ медиҳад. Вале дар ин берабтӣ хусусияте ё сифатҳоеро дарёб мекунад, ки дуруштӣ ва ноҷо будани аввал ба назар вонамудшударо аз байн мебарад. **Гӯши рӯзадор** интизори азони шом аст, ки шом сиёҳ мешавад ва аз ин сиёҳӣ мурод сиёҳии зулфи маъшуқа аст. Дар байти зерин маҳбуба ҳам ба шаҳи аслӣ ва ҳам ба шаҳи шатранҷ ташбеҳ дода шудааст:

***Ба чӣ мансуба, надонам, ки бАремат ба висоқ,***
***Ту шаҳӣ, менатавон бурд ба бозӣ шаҳро!***

Воқеъаву ҳодисаҳоро Камол ба воситаи муболиға, игроқ ва гулув барҷастатар тасвир менамояд. Барои намуна ин байтро мулоҳиза фармоед:



***Бодбезан чу касе бар мани бемор занад,***
***Аз заъифӣ чу магас бод барад лайкари ман!***

**Дар ғазалиёти Камол аксар санъатҳои гуногуни лафзию маънавӣ, қофияҳои душвор, радиф ва воситаҳои забон дар якҷоягӣ ҳусни олии ғазалро падид оварда, ҷиҳатҳои эмоционалии гуфтаҳои шоъирро барҷастатар ифода менамоянд.** Баъзан радифҳои дилнишину ҳадафҳои **шоъир** ба либоси суннатии суханаш рангу ҷилои тоза бахшида, онро ба назарҳо наву обнорасида нишон медиҳанд. Масалан, дар ғазали зер радифи «Гуфт, ки ҳар ду», ташбеҳоти дақиқ, тазоду муқобала ва муболиғаҳои гузаро, ки дар назари аввал аз ҳамдигар аз замин то осмон фарқ доранд, байтҳоро муттаҳид намуда, ба ғазал оҳангу таровати махсусе ато менамоянд, ки дар натиҷа анъанавӣ будани он ташбеҳу истиораҳоро кас пайхас карда наметавонад:

***Гуфтам: «Малакӣ ё башарӣ?!». Гуфт, ки ҳар ду!***
***«Кони намакӣ ё шакарӣ?!».Гуфт, ки ҳар ду!***
***Гуфтам: «Ба латофат гулӣ, ай сарви қабопӯш***
***Ё найшакарӣ, ё гуҳарӣ?!», Гуфт, ки ҳар ду!***
***Гуфтам: «Ба хати сабзу лаби лаъли равонбахш***
***Оби Хизирӣ ё Хазарӣ?!». Гуфт, ки ҳар ду!***
***Гуфтам: « Ба ҷабине, ки ба он рӯй тавон дид,***
***Ё ойинайӣ, ё қамарӣ?!». Гуфт, ки ҳар ду!***
***Гуфтам: «Дили мойӣ, ки надонем куҷоӣ,***
***Ё дидаи аҳли назарӣ?!». Гуфт, ки ҳар ду!***
***Гуфтам, ки ба як ишва рабойӣ зи сарам ақл,***
***Ё ҳуши ман аз тан бибарӣ?!». Гуфт, ки ҳар ду!***
***Гуфтам: «Зи Камолӣ ту чунин бехабару бас,***
***Ё худ зи ҷаҳон бехабарӣ?!». Гуфт, ки ҳар ду!!***

Чунин ғазалҳо лавҳаҳои хурди драматикӣ-лирикиеро ба хотир меоранд, ки бо муколамаву монолог лаҳзаи хушу гувороеро пеши назарҳо таҷассум менамоянд.

**Таносуби сухан дар ташбеҳсозиҳои Камол ба тарзи шигифтовар пайванди мустаҳкаме дорад.** Девонаю занҷир,

муҳол будани девонаю ҳаваси қади расои ҷонона, лоф задан аз қомати некӯ бо пойи чӯбин ва хунолуд будани домани каси мақтул, яъне гул, басе мутаносиб ҳастанд.

*Сарв девона шудаст аз ҳаваси болояш,*
*Меравад об, ки занҷир ниҳад дар пояш!*
*****
*Пеши қадди ёрам, ай сарви саҳӣ, шарме бидор,*
*Дар чаман бо пойи чӯбин сарбаландӣ то ба кай?!*
******
*Куштаи ишқи рухи ӯст гули рангин низ,*
*Доманаш бесабабе нест, ки хунолуд аст!*

Қариб 550 сол қабл аз ин Шайх Озарӣ (суханвари асри XV)дар асари худ «Ҷавоҳир – ул- асрор» нозукиҳои ашъори Камолро мӯшикофона санҷида, махсусан ба ташбеҳсозиҳои ӯ эътибор дода, вайро «адимулмислу нодиратуттавр» номида буд, ки байти зерин намунае аз ҳамон қабил ашъори тасхиркунандаи хосу ом аст:

*Он ду абрӯйи муқаввас ду камонанд баланд,*
*Ки ба сад қарн чунин турфа камон натвон сохт!*

Ташбеҳи пӯшида, ки бидуни иштироки адоти ташбеҳ, яъне бе ёридиҳанда, бо роҳи таъкид ташкил меёбад, марғубтарин навъи ташбеҳ буда, дар ғазалҳои Камол тез-тез дучор шуда меистад:

*Он лаб на зулол аст, ки хамрест биҳиштӣ,*
*Он нуқта на хол аст, ки сиррест илоҳӣ!*

Ё:

*Дил шишаест, ҷойи хаёли ту, ай парӣ,*
*Карди парӣ ба шиша, ҳамин аст соҳирӣ!*

Намунаи дигар:



*Маро бар рух аз дида хун омадаст,*
*Ки ашк аз чӣ бар ман бурун омадаст?!*
*Куҷо истад аз чакидан сиришк,*
*Ба ин шишаҳо сарнагун омадаст!*

Боз як намуна:

*Гӯйӣ, ки бувад акси баногӯши ёру дур*
*Бар барги гул, ки қатраи борон чакида буд!*

Навъи дигари ташбеҳ, ки Камоли Хуҷандӣ дӯсташ медорад, **ташбеҳи машрут** аст, ки онро **ташбеҳи шартӣ** низ мегӯянд. Ин ташбеҳ ба васила пайвандак - калимаи «агар» /ба иқтизои вазни шеър баъзан дар шакли «гар» ва гоҳе дар сурати «ар» низ меояд, ки шартро пеш гузошта, матлаби аслиро низ таъкид менамояд, сохта мешавад. Масалан:

*Гар бароянд ба кулаҳ моҳи фалак, он ин аст,*
*В-ар хиромад ба қабо сарви чаман, ин он аст!*

**Ташбеҳи тафзил.** Дар адабиёти тоҷик серистеъмол аст ва ба ташбеҳи машрут монанд буда, фарқ танҳо дар он аст, ки дар ташбеҳи машрут аввал шарт гузошта шуда, баъд чизе ба чизе монанд карда мешавад. Аммо « шарти ин навъи ташбеҳ он аст, ки шоъир дар зимни чизеро ба чизе монанд кардан фазилату бартарии ташбеҳшавандаро қайд карда мегузарад ва аз ягон ҷиҳат иллату нуқсон доштани ташбеҳкунандаро нишон медиҳад. Дар натиҷа камолоти шайъи тасвиршаванда равшантар ва сухани шоъир пуртаъсиртар мегардад».[1] Ин гуфтаҳоро метавон пурра ба ташбеҳҳои тафзили Камоли Хуҷандӣ нисбат дод, ки намунааш ин аст:

*Ин ҷо сухани сарв нагӯем, ки паст аст,*
*Ин ҷо сухани моҳ нахонем, ки зишт аст!*
*Мо равза нахонем, ки ҳар ҷо чу ту ҳурест,*
*Савганд ба хоки сари кӯят, ки биҳишт аст!*

[1] Аноор Афсахов. Сайфи Фарғонӣ, Душанбе, «Дониш», 1976, саҳ. 96.

Як мисол барои **ташбеҳи тасвия**, ки онро **ташбеҳи баробар** низ мегӯянд:

***Гарчи кардӣ ба танам нисбати он мӯйи миён,***
***Бингараш, к-аз ғами ин нанг чӣ лоғар кардӣ!***

**Ташбеҳи пӯшида,** ки бештар чун **ташбеҳи музмар** маълум аст, шеърро хеле гуворо мегардонад. Камол сарвқад, гулъузор, пистадаҳон барин калимаҳои мураккаберо, ки аз ташбеҳкунандаю ташбеҳшаванда таркиб ёфтаанд, зиёд истеъмол мекунад:

***Ай шаҳи гулрухи шириндаҳани шӯрангез,***
***То кай аҳволи мани хаста парешон дорӣ?!***

Намунаи дигар:

***Чашми шӯху бари симин, дили сангин дорӣ,***
***Холи мушкин, рухи рангин, лаби ширин дорӣ!***

Аслан, худи ташбеҳи пӯшида бисёр хубу марғуб аст. Аммо дар ғазалҳои Камол ин навъи ташбеҳ чунон сараву санҷида корбаст мешавад, ки, воқеъан ҳам, ба мӯъҷиза табдил мегардад. Ба манзили ошиқ шабона омадани маъшуқа ва ё, баръакс, ба хонаи маъшуқа шабонгаҳ омадани ошиқ ба фурӯ омадани моҳ монанд дониста мешавад:

***Дӯш дар хонаи мо моҳ фурӯ омада буд,***
***Хона равшан шуду дидам: ҳама ӯ омада буд!***

Аз байти поён лабу даҳони нозуки базеб ва чашмони мисли бодоми ёрро пеши назар оварда, лаззати пиставу бодомро дарёфтан мумкин аст:

***Писта ҳар ид гарон будию бодом бақадр,***
***Аз лабу чашми ту ин ид ҳама арзон шуд!***



Дар ҷое дигар Камол мефармояд:

***Рухи ту нур ба моҳи тамом мебахшад,***
***Чу хилъате, ки шаҳе бар ғулом мебахшад!***

Ғарази шоъир дар ин байт он аст, ки рухи ёр чунон пурнур аст, ки ба моҳи тамом, ки бадр ё моҳи шаби чордаҳ аст, равшанӣ мебахшад, мисли он ки шоҳе ба ғуломе як ҷуфт сарупо ҳадя менамояд, яъне шоъир боз ёрро ба подшоҳ ва моҳро ба ғулом ташбеҳ додааст, ки намунаи аълои корбасти **ташбеҳи мураккаб** аст:

***Зи роҳи Рум, гуфт, овард зулфам аз Ҳабаш лашкар,***
***Ба Чин арзон шавад нофа, гар он ҳинду Хутан гирад!***

«Рум» рамзи сафедист, ки рухи башшоши маҳбуба ба он ташбеҳ дода шудааст. «Ҳабаш» - ифодакунандаи зулфи маъшуқа, ки лашкари он, гӯё, ба тарафи Рум омодаи ҳуҷум аст. Агар лашкари Ҳабаш, ки боз он дар сиёҳӣ ба ҳинду монанд карда шудааст, болои рух, ки он инчунин ба Хутан ташбеҳ дода шудааст, парешон гардад, он пешонӣ ва рухсорро низ, ки шабеҳи Чин сафед аст, зеб медиҳад.

Чунин аст шарҳи як ташбеҳи Камоли Хуҷандӣ. Чунон ки чандин бор зикраш рафт, **дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ таносуби сухан аглаб ба дараҷаест, ки мӯъҷизаро мемонад.** Ин хосият ҳам дар офаридану истифодаву пешкаши ташбеҳҳои пӯшида, ҳам истиъораҳо ва ҳам хулосаҳо ба назар мерасад. Ба ғазали зайл таваҷҷуҳ фармоед:

***Зикри маҳ кардам шабе, рӯйи туам омад ба ёд,***
***Ёди шаб кардам ба маҳ, дил бо сари зулфат фитод!***
***Гар намоӣ бо ду доли зулф қадди чун алиф,***
***Ҳар куҷо дар ишқ мазлумест, ёбад аз ту дод!***
***Дур бодо аз ду зулфат дасти мо - савдоиён,***
***То касе ангушт бар ҳарфи ту натвонад ниҳод!***
***Гуфта будӣ: «Чун кунӣ ёдам, шавад дарди ту кам!»,***
***То чунин кардем, гуфтӣ: «Он зиёдат шуд, зиёд!».***

*Бо хаёли он, ки дӯзад чашм бар рӯят Камол,*
*Як ба як дӯшина сӯзанҳои мижгон об дод!*

Дар ин ҷо «маҳ»-у «шаб», ки рӯю зулфи маъшуқаанд, «доли ду зулф»-у «алиф», ки мушобиҳи қомати расову зулфони каҷи ёранд, ва «сӯзан», ки ташбеҳкунандаи «мижгон» аст, бо «дӯхтан» басе мутаносиб афтода; сӯзанҳои бо ашк обдодашуда мижгонҳои шоъир – ошиқ аст. То Камол ҳам ба сӯзан муташобиҳ будани мижгони маъшуқа марсум буд, аммо Камол мижгони худро ба сӯзан монанд кардааст, ки назирашро қаблан надида будем. Ҳамчунин, тазодҳои моҳу шаб, алифу дол чун ростӣ ва каҷӣ ва каму зиёд низ ба ғазали боло зинат бахшидаанд.

Навъи дигари **ташбеҳи мураккаб** он аст, ки гӯянда дар пиндори худ чизеро дар зеҳни худ ба чизи дигар монанд мекунад, вале бидуни истифодаи адоти ташбеҳ ба кор мебарад, ки басе дилчасп аст. Камол ғазалҳое дорад, ки саросар аз ин тору пуд бофта шудаанд:

*Номи маҳ бурдам шабе, рӯйи туам омад ба ёд,*
*Дар дили шаб ҳалқаи мӯйи туам омад ба ёд!*
*Дар намози ишқ пеши қиблаи рухсори ту*
*Сураи «нун» хондам, абрӯйи туам омад ба ёд!*
*Васфи ғалолу салосил хондам андар ояте,*
*Аз гирифторони гесӯйи туам омад ба ёд!*
*Ашкро дидам ба сар ғалтон миёни хоку хун,*
*Куштагони чашми ҷодуйи туам омад ба ёд!*
*Зоҳиде мекард рӯзе васфи ризвону биҳишт,*
*Аз муқимони сари кӯйи туам омад ба ёд!*
*Чун шунидам зикри тӯбӣ гаҳ баланду гоҳ паст,*
*Эътидоли қадди дилҷӯйи туам омад ба ёд!*
*Мекушудам ҳамчу гул авроқи девони Камол,*
*Бӯйи ҷон омад, аз он бӯйи туам омад ба ёд!*

Маҳ - ташбеҳкунандаи рӯ, шаб - сиёҳии мӯ, нун - каҷии абрувон, ғулу занҷира – шиканбаршикан будани гесӯ, ашк - куштаи чашми маъшуқа, ризвон, ки дарбони биҳишт аст, муқими сари кӯйи дӯст, дарахти биҳишт тӯбӣ – қади ёр, бӯйи гул, ки



ҷонбахш аст, бӯйи маҳбуба дониста шудааст. Чунинанд ташбеҳҳои ғазали мавриди таҳлил. Бо овардани як мисоли дигар, ки дар айни замон бо санъати **баргардониш**, яъне **раддуссадри илал аҷз** /такрори калимаи аввали байт дар охири он/ баҳси ташбеҳҳои Камолро хулоса мекунем:

*Офтоб ар гӯядат: «Ман бар ту мемонам», маранҷ,*
*Чун ба худ гарм аст, худро меситояд офтоб!*

Тӯрақул Зеҳнӣ таҳти унвони «Ташбеҳ бояд воқеъӣ бошад» дар асари худ «Санъати сухан» дуруст қайд кардааст, ки «Дар адабиёт баробари ташбеҳоти нозуки табиъӣ, дилчасп ва зебои реалӣ ташбеҳоти номуносиби дағали ғайритабиъӣ ва хунук, ки дар зеҳн ҳисси нафрат ҳосил мекунанд, низ гоҳо дучор меоянд... Камоли Хуҷандӣ ба қатори ташбеҳоти ширин ва барҷаста гоҳо ташбеҳоти хунуке низ дорад, ки ба завқи асил писандидаву форам нест. Аз ҷумла, ӯ баъзан лабу даҳони ёрро ба шакар ва холи лаби ӯро ба магас ташбеҳ медиҳад»[1]. Ва барои тасдиқи даъвои худ чаҳор байти зеринро меорад:

*Аз сояи пари магас озурда шуд рухат,*
*Баҳри шакар магар сӯйи он лаб парида буд?!*
******
*Онҷунон сода рухе дорию лағжон, ки бар ӯ*
*Гар нишинад магасе, афтаду пояш шиканад!*
******
*Гар дил зи ҷаври зулфи ту афғон кашида буд,*
*Айбаш макун ба нола, ки каждумгазида буд!*
******
*Наканам аз магаси холи ту дил, аз паси марг*
*Анкабут ояду бар хоки мазорам битанад!*

«Дар байти охир, - суханашро давом медиҳад Т.Н. Зеҳнӣ, - зикри анкабут ба муносибати ташбеҳи хол ба магас аст. Чунки тортанак дар атрофи магас тор танида, онро сайд мекунад». Алҳақ, баъзе ташбеҳҳои Камол ба гӯш номаънус мерасанд, мисли:

[1] Т. Зеҳнӣ. Санъати сухан. Душанбе, 1979, саҳ. 64-65.

*Гуфта будӣ: «Дод хоҳ аз ғамзаи хунрези мо!»,*
*Гӯсфанди куштае чун хоҳад аз қассоб дод?!*

Ташбеҳи зайл ба дараҷае ваҳмӣ ва дур аз воқеъият аст, ки аз он ҳаловат бурдан хеле душвор буда, латофати табъ дар қабули он оҷизӣ мекунад:

*Миёнат, гӯиё, сиррест ғайбӣ,*
*Ки аз сирри замир омад ниҳонтар!*

Ба ҳайси ташбеҳкунанда истифода шудани ашёи ваҳмӣ ва ноёб, мисли симурғу анқо ва ҳумой низ монанди «сирри ғайбӣ» дар байти мазбур ашъори Камолро зеб намедиҳад. Мисолҳои дигар, ки пашша ва магас бидуни назокат истифода шудаанд ва латофати завқи салим наметавонад, ки онҳоро биписандад, аз ин қабиланд:

*Аз заъф чунон гаштам, к-ин қисса агар гӯям*
*Ҳамчун паша дар гӯшат ҳам, нашнавӣ овозам!*

Ва:

*Сиҳр агар донистаме, худро магас месохтам,*
*Менишастам бар лабаш густоху мехӯрдам шакар!*

Истиъора. Камоли Хуҷандӣ гуфтори зиёди худро ба ин санъати бадеъӣ зеб медиҳад. Мисли:

*Гул ҳикоят карду сарв аз нозукию лутфи ёр,*
*Об гирён омаду дар пойи ину он фитод!*

Маълум аст, ки истиъора як намуди маҷоз буда, ашёро аз асли он барҷастатар инъикос намуда, дар ҳусн, равнақ ва ширинии калом меафзояд. Агар чашм бо сифатҳои сиёҳ, кабуд ва ё азрақ зикр гардад, эҳсосро чандон барнамеангезонад. Аммо ҳангоме ба ҷойи ин сифатҳо наргис, бодом, ҷоду, оҳу, олуи сиёҳ ва амсоли инҳо истеъмол шавад, хотирнишинтару



барҷаста воқеъ мегардад, чунон ки дар байти зайл «ҷоду» истиъораи чашм аст:

*З-он ду ҷодуи фиребандаи миҳробнишин*
*Зоҳиди савмаъа расвои ҷаҳон аст имрӯз!*

Нуктаи дигаре, ки қобили зикр аст, он аст, ки истиъора дар асл аз ташбеҳи пӯшида пайдо шуда, бо омезиши муболиға ва киноя низ тараққӣ намуда, аз ашёи мавсуф ҷудо шуда, то дараҷаи истиъора мерасад. Камоли Хуҷандӣ тибқи суннатҳои устувори шеъри форсӣ ба ҷойи ёр ба тариқи рамз вожаҳои одами бечора, резандаи ашк, сарв, моҳ, ҷон, бут, мискину нотавон, лаъл, гавҳарбор, мӯрчамиён ва амсоли инҳоро ба кор мебарад:

*Толиби симурғ бошу кимиё, лекин маҷӯй*
*Аз бутон меҳру вафо в-аз ошиқон сабру сукун!*

«Мастон» дар мисраъи дувуми байти зер истиъораи «чашмон»-и мисраъи аввал аст:

*Аз лаби лаълат напарҳезам ба даврони ду чашм,*
*Пеши мастон порсоӣ хуш намеояд маро!*

Рамзҳое, ки Камол ба кор мебарад, аглаб, баробари риояи таносуби сухан, ғайричашмдошт хеле бикр ва оригиналӣ метобанд ва ҳолати ошиқро барҷаста инъикос менамоянд:

*Шаби фироқ шуд абри ду дида дурборон,*
*Чун дар хаёли худ он лаъли ҷонфазо овард!*

Ё:

*Нест лаъли ӯ бурун аз чашми гавҳарбори ман,*
*Оре, оре гавҳари мақсуд бар соқӣ чарост?!*

Ё:

*Гуфтӣ: «Аз пешам бирав, бигзар зи ҷон!»*
*гуфтию рафт,*
*Қисса кӯтаҳтар, «Бимир, ай нотавон!» гуфтию рафт!*

Ё ин ки:

***Аз бод сари зулфат як рӯз парешон шуд,***
***Ҷону сари мискинон дар пойи ту резон шуд!***

Истиъора на фақат ба ҷойи ашхос, балки ба ҷойи ҳодисаҳо низ истеъмол мешавад, чунон ки дар байти зайл «ҷанг андохтан» маънои истиоравӣ гирифтааст:

***Нисбат макун он оразн зебо ба гули сурх,***
***Гулро ба гул аз боди сабо ҷанг маяндоз!***

Бо ҳамин матлабро доир ба истиъора хулоса мекунем ва як мисол барои **киноя** меорем, ки шомили ришханди зарифест:

***Туро ба соҳили Уммон ба сад дирам бихаранд***
***Барои лангари киштӣ, ки бас гаронҷонӣ!***

Истифодаи калимаҳои тазод, ки санъати **тазодро** ба вуҷуд меоранд, аз воситаҳои дӯстдоштаи маъниофаринии Камоли Хуҷандӣ мебошад. Дар байти зерин калимаҳои «по» ва «сар» антонимҳои асосӣ буда, ба ҳам муқобил гузошта шудани «хоки по»-и маҳбуба бо «тоҷи Кай», ки таркиби дувум **талмеҳ** низ мебошад, маъниро барҷаста гӯшзад намуда, саволи таъкидии мисраъи дувум бо ҳамроҳии таҷнис-омонимҳои «Кай» ва «кай» ва нимтаҷниси «**муҳтоҷ**» ва «**тоҷ**» байтро хеле образнок ҷилва медиҳанд:

***Хоки поят бар сарам тоҷи Кай аст,***
***Инчунин сар кай бувад муҳтоҷи тоҷ?!***

Вожаҳои шабу рӯз дар сиёҳӣ ва сафедӣ бо зулфу узор, яъне рӯй низ муташобеҳ ва мутақобил ангошта шудаанд:

***Агар бошад маҷоли нутқ пеши ту ба рӯзу шаб,***
***Сухан ҷуз аз сари зулфу узори ту чаро гӯяд?!***



Ё:

***Ту ҳамчун субҳ механдию ман чун шамъ мегирям,***
***Намедонӣ, ки ин ҳолат ман аз сӯзи дарун дорам!?***

Шабу рӯз, равшанию торикӣ, гиряву ханда, ғаму шодӣ, ҳасту нест, осмону замин, сиёҳу сафед, гарму сард ва амсоли инҳо тазодҳое мебошанд, ки воқеъан дар олами ҳастӣ мавҷуданд. Вале ҳар дафъа истифодаи онҳо ба шеър ҷилои дигаре медиҳад:

***Ғамат дорам, маро шодӣ ҳамин аст,***
***Зи бахтам ҷойи ободӣ ҳамин аст!***

Тазодҳои зарраву офтоб ва коҳу кӯҳ, ки дар аслашон ҳеч муқоисапазир нестанд, ҳолати мақому манзалати маъшуқа, ба ҳам ноҷӯр будани ҳақирӣ ва бузургии тарафҳои бархурандаро хеле хуб инъикос менамоянд:

***Бори фироқи хеш чӣ санҷӣ ба ҷисми ман?***
***Кас кӯҳро надид, ки бо коҳ баркашанд!***

Гоҳе тазодҳо дар дохили ташбеҳ, ба вижа дар таркиби ташбеҳи мураккаб, истеъмол мешаванд, ки ҳусни байтро ҷилои тоза ва равнақи дигар мебахшанд:

***Бо он ки чун чароғи саҳар шуд ҷавонамарг,***
***Ҳам дер зист муддаъии зудмири мо!***

Дер бо зуд ва зистан бо мурдан тазодҳои маъмулӣ буда, дар якҷоягӣ бо ташбеҳҳои мисраъи аввали байт чун ташбеҳи мураккаб ба номатлуб будани маъоризи муддаъии ошиқ далолат мекунанд. Дар байти поёнӣ тазоди «қатра» ва «дарё», ки ба маънои баҳр омадааст, барои ифодаи танҳоӣ ва иттиҳод истифода шуда, аз мавқеъи ваҳдати вуҷуд муттаҳидиро тарғиб менамоянд:

*Қатрайӣ, қатра зи дарё, чу ба соҳилҳоӣ,*
*Чун ба дарё бирасӣ, қатра найӣ, дарёӣ!*

Яке аз авомили зинатбахши шеъри Камоли Хуҷандӣ **муболиға** аст. Камол дар сифати мавсуф аглаб муболиғаҳои игроқомез ва ғулувро истеъмол менамояд, ки сифатҳои хаёлӣ ва ваҳмӣ буда, дар таркиби худ ташбеҳу маҷоз, ташхис ва тазодро ҷой дода, бо вуҷуди дар олами имкон муҳол буданашон дар олами хаёл пиндореро барангехта, дар густараи муъайяни шеър тавсифи махсусеро тарҳ мерезад, ки суханро зеб медиҳад. Вале аксар он муболиғаҳое, ки бо ташбеҳ корбаст шудаанд, тамоман ваҳмӣ буда, фақат бо қаринаҳо тасаввурашон кардан мумкин аст:

*Сифати оrази чун оби ту дар дафтари хеш*
*Бештар з-он нанавиштам, ки варақ тар мешуд!*

Лекин дар таркиби муболиғаҳои омехта бо ташбеҳ ашёи ба чашм намоён мавҷуд бошад, тавассути онҳо дарки матлаб осон мегардад:

*Набошад дар замин сарве чу ту, дар осмон моҳе,*
*Гувоҳи ман бар ин маънӣ замину осмон бошад!*

Ё ин ки:

*Чӣ нисбат мекунӣ худро ба маҳ, худро накӯтар бин,*
*Ки аз ту то ба маҳ фарқ аз замин то осмон бошад!*

Гоҳе ин ташбеҳу муболиғаҳои Камол номулоим ва нофорам матраҳ шуда, хонанда барои дарки эстетикии онҳо оҷизӣ мекашад. Намунаи ин гуна муболиғаҳои гӯшхарош мисраъи дувуми байти зерин аст:

*Бар рухаш чун дида бинҳодам, сиришк омад ба ҷӯш,*
*Оби гарме мениҳам болои оташ, чун наҷӯшад?!*



Дар байти зерин муболиға бо таҷнис омада, **ду рӯд** Даҷлаву Ҷайҳун, **ду рӯди дида** оби чашмро ифода намуда, дар ниҳояти байт **дуруд** ба маънои салом омадааст:

*Бо сиришкам Даҷлаву Ҷайҳун ду рӯди ошност,*
*Аз ду рӯди дидаи мо бод ёронро дуруд!*

Муболиға бо ташхис:

*Номаи шавқам кабӯтар диду гуфт:*
*«Чун барам, чун болу пар месӯзадам?!».*

Бисёр муболиғаҳои Камол, сарфи назар аз он ки аслан дар олами имкон номумкин мебошанду фақат дар ҷаҳони тафаккуру пиндор тасаввурашон кардан мумкин аст, чун воситаи нигориши романтикӣ ба шеър таровату шукӯҳ мебахшанд:

*Диданд сиришкам ҳама ҳамсояву гуфтанд:*
*«Ин сел, аҷаб, гар набарад хонаи моро!».*

Аҷоибаш ин ки Камол ин навъ гуфтаҳои худро бо муболиға **на игроқ, балки баёни воқеъӣ** меномад, ки ба ин гуфта розӣ шудан душвор асту лутфи шоъиронаест:

*Камол, ар гуфтӣ аз дил гарқи хунам,*
*Баёни воқеъӣ кардӣ, на игроқ!*

Гоҳе Камол дар игроқ муҳоботро чунон аз ҳад мегузаронад, ки на ақл мепазираду на тасаввураш кардан мумкин аст:

*Ошиқе рӯзе ба саффи воъизи мо по ниҳод,*
*Як ба як ангуштҳои пош сармо бурду рафт!*

Доир ба игроқу муболиғаи шеъри Камол боз ҳам метавон суханро идома дод, аммо барои дарки моҳият ва шинохти сабки муболиғатирозии ӯ бо ҳамин метавон иктифо варзид.

Санъатҳои шеърии дигар ҳам дар ашъори Камол фаровон

ва устодона истифода шудаанд, ҳатто овардани мисолҳои бикр ҳам чандин варақро фаро мегирад. Бо овардани як мисол дар мавриди **лаффунашр** иктифо менамоем:

***Камол ҳоли дилу зулфи ӯ хушу бад гуфт,***
***Ки лаффу нашри мушаввааш дар ин мақом хуш аст!***

«Камол устоди бузурги забон аст, ӯ дар аксар байтҳои худ як ё ду сухани думаънодорро ё ки чандмаънидорро кор мефармояд. Ӯ ин гуна суханҳоро чунон устодона кор мефармояд, ки бо гирифтани ҳар кадоми ин маъниҳо мазмуни он байт пурра мебарояд» /С.Айнӣ. Куллиёт, ҷ.11, китоби якум, саҳ. 229/. Вале «бо вуҷуди фикр ва баланд будани мазмун хеле содда, равон ва ҳамафаҳм будани забони шеърҳояш натиҷаи ҳамин маҳорат аст. Дар аксарияти байтҳои вай санъати лутф, яъне бамавқеъ ва устодона ба кор бурдани суханҳои ду ё чандмаънидор дида мешаванд» /А.Деҳотӣ/. Фақат ин ҷо як нуктаро таъкид кардан лозим аст, ки А.Деҳотӣ гуфтори духӯраро лутф номидааст, ки ин фаҳмиши халқӣ ва гуфтугӯйист. Аммо, мувофиқи истилоҳоти адабиётшиносӣ, хоса илми бадеъ, санъатеро **илтифот** меноманд, ки **шоъир** ҳангоми баёни матлаб якбора хитобро ба шахси аввал ва ё дувум мегардонад, ки он ду навъ мешавад: аз ғайбат ба хитоб, мисли «**Маҳ аст, ин** ё малак ё одамизод?! – **Туйӣ** ё офтоби оламафрӯз?!» ва аз хитоб ба ғайбат, монанди «Дод соқӣ соғаре дӯшам зи саҳбои васл, - **Шустӣ, ай соқӣ,** моро аз лавҳи дил нақши фусул!». Шамси Қайси Розӣ мефармояд, ки «илтифот аз пас нигаристан аст». Намунаҳо аз осори Камоли Хуҷандӣ:

***Бе ту набошад субот ҳастии моро, бале,***
***Зарра нагардад падид, то набувад офтоб!***

Дар байти зерин **илтифот** ба воситаи **муқобилаву тазод** /зарра ва офтоб/, ки дар айни замон зарра – ошиқ ва офтоб – маъшуқа ташбеҳи пӯшидае буда, ба **истиъора** табдил шудаанд, ба вуҷуд омадааст. Мисоли дигар /аз ғоиб ба хитоб/:



***Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,***
***Алвидоъ, ай зуҳду тақво, алфироқ, ай куфру дин!***

**Таҷнис.** Истифодаи калимаҳои ҳамшакл, яъне **омонимҳо,** ки мувофиқи алифбои арабӣ дар навишт ва талаффуз як хел, вале аз ҷиҳати маънӣ гуногун ҳастанд, дар илми бадеъ **таҷнис** номида мешавад. Камол гуфтааст:

***Чун ба васфи рухи ту рӯз шуд инак шаби мо,***
***Сифати зулфи сиёҳат шаби дигар гуфтем!***

«Шаби мо» ба маънои аслист. «Шаби дигар» бар замми маънои аслӣ чун сифати сиёҳии зулфи маҳбуба истифода шуда, таҷниси маънавиро ба овардааст.

Аксари онҳое, ки хусусияти назми Камолро таъкид кардаанд, ғазали радифаш «Гуфтам: «Ба чашм»-ро мисол меоранд, ки дар радиф бахши «гуфтам: «ба чашм» маънои «ҷону дил»-ро дорад. Ин устодӣ, пеш аз ҳама, дар истифодаи калима ва таъбирҳои зебо, дарёфти тобишҳои гуногуни як калима дар маъниҳои мухталиф ҳувайдо мегардад. Аз ҷумла, Камол ба ҳамаи навъҳои **таҷнису иҳом** хеле таваҷҷӯҳ меварзад. Ҳамаи ҳафт навъи машҳури санъати таҷнис, ки онҳоро **таҷниси том, ноқис, зоид, мукаррар, мураккаб, мутарраф ва хаттӣ** меноманд, дар ашъораш мушоҳида мегардад. Алфози **чину Чин, вафот, давот, камон, ноз** ва амсоли инҳоро шоъир ба сифати таҷнис зиёд ба кор мебарад. Дар бисёр китобҳои илми бадеъ, ҳамчунин рисолаву мақолаҳои пажӯҳишгарони осори Камол ва китобҳои дарсӣ байти зерин дар ин мавриди ба ҳайси намуна оварда мешавад:

***Гуфтам: «Давои дарди диламро хате навис!»,***
***Гуфто: «Давот чун бинависам?! Давот нест!».***

Дар ин байт калимаи «давот» аввал ба маънои «давои ту» омада, бо «давот» /сиёҳидон/ таҷнис карда шудааст, вале дар мавриди дувум калимаи мазкур якбора ҳар ду маъноро низ ифода мекунад. Дар байтҳои поён ҳам калимаҳои «Бесутун» /

ҳам ба маънои аслиаш ва ҳам ба маънои номи кӯҳ /ва «Шифо» /ҳам ба маънои аслиаш ва ҳам асари Абӯалӣ ибни Сино/ ба ду маъно оварда шудааст:

***Ошиқи фард аз сутуни хона ҳам дар ваҳшат аст,***
***Сохт Фарҳод аз пайи он хонаи худ Бесутун!***

Ва:

***Бемори чашму хастаи он ғамза бар забон***
***Номи «Шифо» набурду ба фикри даво нарафт!***

Дар байти зерин калимаи «ҷигар» дар мисраъи дувум ду маъно - аслӣ ва «нотарсӣ»-ро ифода карда, ба василаи маънои дувум бо калимаи «ҷигар»-и мисраъи якум таҷнисро ташкил кардааст:

***Гуфтӣ: «Бизанам бар ҷигарат тири ҷафое»,***
***Аз тир натарсам, ки маро ҳам ҷигаре ҳаст!***

Дар байти поёнӣ бошад, «вафот» дар ҳар ду мисраъ ҳам ба ду маъно - «вафот» ва «марг» истифода шуда, бо маъноҳои дуҳӯра дар ҳар ду мисраъ санъати таҷниси латифро ташкил мекунад:

***Камол ҷон бар лаб овард бар умеди вафот,***
***Дилаш биҷӯй, ки вақти вафот наздик аст!***

Таҷниси шаҳри Сарой бо ҳар ду сарой - олами шаҳодату ҷаҳони ғайб чандин бор дар шеъри Камол дучор мешавад. Дар байти зерин «сарой» ба маънии асл омада, бо номи шаҳр – Сарой таҷнисро ташкил кардааст:

***Карданд вайрон саройи кохи Камол,***
***Тоқи абрӯйи дилбарони Сарой!***

Боз ба як байти таҷнисдор таваҷҷуҳ фармоед, ки Камоли Хуҷандӣ гуфтааст:



***Ҳар чи хоҳам ман аз он лаб, ту ба ло дафъ кунӣ,***
***Бахшише кун ба гадое, ки кунад дафъи бало!***

«Ба» дар мисраъи аввал пешоянд, аммо лафзи «ло» калимаи арабиест, ки маънои «не»-ро дорад. «Ба ло» бо «бало» дар ҳолати таҷнис қарор гирифта, шеърро бисёр ҳам пурмазза ва завқбахш гардонидааст. Дар мисоли зайл «боз мекунӣ» / мисли боз ҳамла мекунӣ/ ва «боз мекунӣ» /ба маънои кушодан/ чун таҷнис корбаст шудаанд:

***Аз ту чӣ гуна дил барам, чун ту ба мурғи он ҳарам***
***Ҳамлаи боз мекунӣ, чашм чу боз мекунӣ!***

Чунон ки мебинед, дил ба мурғ ташбеҳ дода, нигоҳи маъшуқа ба мурғи шикории боз монанд карда шудаанд, мурғу боз инчунин тазоди якдигар мебошанд.

**Таҷниси мураккаб ё муфарраҷ**, ки дар як маврид чун калимаи мураккаб якҷоя ва дар мавриди дигар ҳар ҷузъи он чун калимаи таркибӣ ҷудо - ҷудо навишта мешавад, низ гоҳе дар ашъори Камоли Хуҷандӣ дучор меояд. Ин навъи таҷнис низ басе дилрабо ва шавқангез аст, ки «ба ло» ва «бало» аз он навъ аст. Боз намунаҳо:

***Гар набошӣ дӯстдорам, дӯст дорам ҳамчунон,***
***З-он ки ман бе ин таманно дӯст медорам туро!***

Ва:

***Гар ҳарифона биёед ба сарвақти Камол,***
***Шакари ноб маёред, май оред маро!***

Боз:

***Зи моҳтоби ҷамолат зи моҳ тоб равад,***
***Чӣ ҷойи моҳ, сухан ҳам зи офтоб равад!***

Мисоли дигар:

***Камол ин ҳалқа бар сандон задан чист?!***
***Гарат ҷонест, дар боз аст, дарбоз!***

Т.Зеҳнӣ баъди сабти ин байт менависад: «Калимаи «дар боз»-и аввал ба маънои аслӣ, яъне ба маънои «дар яла аст», «дар кушодаву во мебошад» омадааст, вале «дарбоз»-и дуюм ду маъно дорад: 1/дар яла, во, ки маънои наздик аст; 2/ маънои дарбоз, бозӣ кун, қурбон кун, фидо кун. Маънои дуюм маънии дур аст ва дар ҳақиқат мақсади шоъир ҳамин аст». Роҷеъ ба шарҳи байти дигари Камол ин тавр қазоват мекунад: «Дар байти зерин калимаи такрории «танг» эҳтимоли се маъно дорад: 1) даҳони танг, чашми танг; 2) зич ва пайваст; 3) ҷувол, яъне аз ин хубӣ ва зебоиҳо ҷувол-ҷувол дорад. Мақсади шоъир низ ҳамин маънои сеюмӣ мебошад»:

***Даҳони тангу чашми танг дорад,***
***Бувад з-ин ҷинс хубӣ танг-тангаш!***

Навъи дигари ин санъат он аст, ки таҷниси том дар асари пайвастани «аст» дар сурати кӯтоҳ, яъне «-ст» бо вожае, ки ҳарфи охири он «а» мебошад, ба вуҷуд меояд:

***Лабатро ҳар ки чун шаккар мазида-ст,***
***Яқин медон, ки умраш бар мазид аст!***

Таҷниси ноқис, ки дар навишт калимаҳо як хел буда, монанди халқу хулқ, гилу гул, дуру дар, макушу макаш ва ғайра, дар талаффуз фарқ мекунад /«Ин ҳама бори ҷафо ошиқ аз он кард қабул, - Ки дар ин воқиъа худро **бикушад ё бикашад!»**/, таҷниси хат, мисли **нишоту бисот, бӯсидану пӯсидан, хандону чандон, мушкину мискин, панду банду тунд** ва амсоли инҳо фақат дар навишти арабӣ ҳувайдо мегардад. Аммо таҷниси зоид /мисли диёр-ёр, рӯд- суруд, об-тоб, ҷон- ҷаҳон, ноб –ниқоб, нома-ном/, таҷниси мутарраф, ки калимаҳои ҳамвазн истеъмол шуда, фақат як ҳарфи охири онҳо дигар асту бас /монанди ҷон-ҷом; хоин-хоиф/ он қадар намаке надорад. Боз як мисол барои ташбеҳи мутлақ, ки дар он «равон» ба маънои «ҷон» ва «раванда» истеъмол шудааст:

***Бута, ҳар дам макун қасди равонам,***
***Агарчи ҳукми ту дар ман равон аст!***



Модоме сухан аз таҷнис ва сухабозӣ рафт, мебояд қайд кард, ки як навъи таҷнис, ки онро **таҷниси мукаррар** мегӯянд, дар баъзе байтҳои Камоли Хуҷандӣ ва як ғазали пурраи ӯ низ дида мешавад. Онро таҷниси муздавач, мураддад ва муҷаннаб ҳам меноманд. Хусусияти ин навъи таҷнис он аст, ки ҳиҷоӣ охири бастаи калимаи қофияшаванда такрор меёбад. Дар ғазали поён таҷнисҳои нопурра, ки чун қофия оварда шудаанд, шеърро ниҳоят хушоҳанг, гӯшнавоз ва намакин кардаанд. Ба василаи ин таҷнисҳои нопурра онро ғазали зуқофиятайн ҳам номидан мумкин аст, ки дар он ҷо вожаҳои **Бағдод-дод, барбод-бод, озод- зод, модарзод-зод, шамшод-шод, фарёд-ёд, дод-дод** ба сифати таҷнис ва қофия оварда шудаанд:

***Ҳаргизам рӯзе надод ин турфаи Бағдод, дод,***
***Хирмани уммедро з-он додаам бар бод - бод!***
***Охир, ай сарви чаман, дил бандаи болои туст,***
***Варна аввал модари фитрат маро озод зод!***
***Зодам аз хуни ҷигар то кай кунӣ бар ҳаҷри хеш,***
***Бас бувад моро дар ин раҳ ишқи модарзод зод!***
***Дил, ки набвад оташин дар ишқи ту, бе об бих,***
***Ҷон, ки набвад хоки раҳ дар кӯйи ту, барбод бод!***
***Чун зи гулзори рухат боди сабо орад насим,***
***Ҳар замон гардад дилам з-он зулфи чун шамшод шод!***
***Бар сари кӯйи ту ҳар шаб мезанам фарёду оҳ,***
***Бу, ки аз мо оядат з-ин нолаву фарёд ёд!***
***Гӯш хуш мекун, Камол, аз ваъдаи ҷонону бас,***
***З-он ки ман нашнидаам, к-он бут касеро дод дод!***

Суханбозиро Камол, воқиъан, хеле дӯст медорад ва бо роҳҳои гуногун ба он нойил мегардад:

***Дар миёни хору хоро гар ту ҳамроҳи манӣ,***
***Гул шиносам хорро, дебо шиносам хораро!***

Хору хоро таҷниси ноқис, гулу хор ва дебою хора тазод буда, дар айни замон чун ташбеҳкунанда корбаст шудаанд.

Лаззати ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ на дар он аст, ки байтҳои

алоҳидаашон бо зевари санъатҳои бадеъӣ ороста шудаанд, балки ҳуснашон дар он ҳувайдо мегардад, ки ягон байте бидуни ороиши лафзию маънавӣ гуфта нашудааст. Масалан, дар байти якуми пораи поён санъатҳои саволу ҷавоб ва ташбеҳи пӯшида, дар байти дувум якбора се ташбеҳ: даҳон мисли «мим», чашмон монди «ҳо» ва рӯй шабеҳи «маҳ» / «миму ҳо»/ дониста шуда, байти охир дорои санъати таҷнис /«Камол» - тахаллуси шоъир, «Камол» -пуррагӣ/ ва тазод /камол-нуқсон/ аст:

***Гуфтам: «Мурғи зирак аст дилам!»,***
***Гуфт: «Сайёд низ пурдон аст!».***
***Гуфтам: «Он «мим»-у «ҳо»-ст!». Рӯй битофт.***
***Бингаредаш, ки чун сухандон аст!***
***Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,***
***Ҳар чи баъд аз камол, нуқсон аст!***

Байти зерин бо санъати **ташхис** дар мисраъи нахустин шурӯъ шуда, мисраъи дувум дорои ташбеҳ аст: лаб /дар нозукӣ/ ба бодом ва дар ширинӣ ба ҳалво монанд карда шудааст, «бодом» иҳом низ дорад, яъне он ташбеҳкунандаи лаб ва чашми маъшуқа аст:

***Сӯйи лаб чашмаш ишорат мекунад,***
***К-он чӣ бодомест?! Ҳалвое хуш аст!***

**Санъати иҳом**, ки онро лутф ҳам мегӯянд ва як навъ таҷниси маънавист, низ аз санъатҳои дӯстдоштаи Камол аст. Бисёр байтҳои ӯ дар баробари маънои наздик маънои дур ҳам доранд, ки барои ин танҳо овардани байти зайл кофист:

***То ғам нахӯрду дард, наяфзуд қадри мард,***
***То лаъл хун накард ҷигар, қимате наёфт!***

Бо хуни ҷигар лаъл гардидани санг дорои маънои маҷозиест, ки дар натиҷаи заҳмати зиёд ба мақсад расиданро ифода мекунад. Вале, аз тарафи дигар, ин ибора дорои маънои одии истеҳсолӣ низ мебошад, ки кам одамон онро медонанд. Гап дар сари он аст, ки лаълро ҳангоме аз маъдан истихроҷ



мекунанд, он қадар тобнок нест. Аз ҳамин сабаб, онро дар миёни ҷигари гарме, ки нав аз синаи мол берун кашида шудааст, ҷой мекунанд. Аз хуни ҷигар лаъл ранги қирмизӣ касб намуда, сурхи шаффоф ва муҷалло мегардад. Байти боло ҳар дуйи ин маъниро ифода мекунад. Байти машҳури Ҳофиз ҳам ба ин ду маъност:

***Гӯянд, санг лаъл шавад дар мақоми сабр,***
***Оре, шавад, валек ба хуни ҷигар шавад!***

Ба ин байти Камол низ таваҷҷуҳ фармоед:

***Душвор кашад нақши ду абрӯйи ту наққош,***
***Осон натавонанд кашидан ду камонро!***

Феъли «кашидан» дар мисраъи якум феъли ёрирасон буда, ба калимаи «нақш» вобаста аст, вале дар мисраъи дувум **шоъир** онро чун феъли мустақил дар назар дошта, маънои дувуми он «таранг кашидан»-ро таъкид менамояд ва ба воситаи абрувони маҳбубаро ба камон ташбеҳ додан /ду абрӯ – ду камон/ суханбозии аҷибе сохтааст: яъне чунон ки як кас ду камонро дар як вақт зиҳ карда наметавонад, наққош ҳам акси туро кашида наметавонад, зеро ту аз ҳад зебо ҳастӣ! Шоъир ба воситаи санъати бадеъии **ҳусни таълил** /асоснок кардан/ маънии байтро хеле амиқ ва мантиқи шеърро басо шоъирона баён намудааст.

Дар ғазалҳои Камол истилоҳоти бозиҳои шатранҷ /шоҳмот/, нард ва гӯю чавгон хеле зиёд истифода шуда, вазифаи муъайяни услубиро адо мекунанд. Аввалан, Камол қариб дар ҳама маврид ин истилоҳотро ба ду маъно /маънои аслӣ ва истилоҳотӣ/ кор мефармояд. Дар байтҳои зерин «бохтан», «рух», «шоҳ», «мот» /дар байти дувум ба маънои «аз они мо» ва дар порчаҳои савуму чаҳорум ба маънои «марг» / ба ду маъно/ корбаст шудааст:

***Ман ба шатранҷи ғамат ҷону ҷаҳон хоҳам бохт,***
***Он ду рух дидаам, ин бор равон хоҳам бохт!***

******

***Хуш набошад бари мо омаданат,***
***Ту шаҳӣ, хуш набувад хонаи мот!***

******

***Васли ту навхоста гуфтан тавон,***
***Ёфт чу фарзин шарафи қурби шоҳ!***
***Гуфт, ки ман шоҳи бутонам, Камол,***
***Гар ҳаваси мот бувад, шаҳ бихоҳ!***

******

***Ба рух чӣ гуна паронам пиёдаҳои сиришк,***
***Чунин ки шоҳи дил аз ғам ба мот наздик аст!***

Бар замми ин, дар натиҷаи ба муҳраҳои шатранҷ монанд кардани шоҳу вазир ва амсоли ин Камол безътинонии худро нисбат ба зӯрхоҳону ҷаҳонхоҳон ифода мекунад ва онҳоро мисли муҳраҳои шатранҷ бозичаи дасти айём, дастнигар ва муваққатӣ мешуморад. Байти зерин ин даъворо равшан собит менамояд:

***Ба илму ақл фурӯ мондӣ, аз ҳама аҷаб аст ин,***
***Ки фил дорию аспу пиёда чун шаҳи оҷӣ!***

Истилоҳоти нарду гӯю чавгонро **шоъир** бештар барои нишон додани саргаштагии ошиқ ва ҳусни маъшуқа ба кор мебарад. Дар бозии нард омадани муҳра ба тарафи шашхолиаш бурди аз ҳама калонро тақозо мекунад:

***Ду чашму ду абрӯ, ду зулфат гувост,***
***Ки нақши ту дар нарди хубӣ шаш аст!***

Камол қитъаи нишотафзо ва намакине дорад, ки байти хотимавии он бо иҳом хеле гӯшнавоз, танзомез ва завқбахш адо ёфтааст:

***Хостам аз ходими матбах ҳисоб,***
***Баррае, к-он кушту бар сепоя бурд!***
***Гуфт: Бар расми фидо, к-он суди туст,***
***Ҳашви он ҳамсояи бемоя бурд!***



***Пиҳу гурда ҳоҷии саққо гирифт,***
***Ширдонро гандапири доя бурд!***
***Гуфтамаш: «Дилро куҷо бурдӣ, ки нест?!»***
***Гуфт: «Дилро духтари ҳамсоя бурд!».***

**Иштиқоқ** , ки дар луғат ба маънои шикофтан аст, санъати шеъриест, ки адиб калимаҳоеро, ки аз як аслу реша пайдо гардидаанд ва ё аз вожаҳои ҳамоҳанг ба вуҷуд омадаанд, бо лафзбозӣ корбаст менамояд. Камол ба ин санъат зиёд рӯй меоварад. Масалан:

***Маҳе нишаста хаёли рухат ба хонаи чашм,***
***Ту моҳӣ, аз ту ситонам моҳиёнаи чашм!***

"**Маҳе**" - як моҳ, "ту моҳӣ", яъне ту моҳ ҳастӣ ва "моҳиёна"- музди кор ё муқарраротн дигари молӣ барои як моҳ, ки ҳар се аз як калимаи решагии «моҳ» ба вуҷуд омадаанд. Байти дигар, ки онро **таҷнис** шумурдан мумкин аст:

***Рухат моҳ аст, агар бинемаш ин моҳ,***
***Ба чашми мо наёяд моҳи дигар!***

Боз байти дигар:

***Касон шод аз маҳи иду Камол аз ёри маҳманзар,***
***Ҳама муштоқи рӯйи моҳу ӯ муштоқи маҳрӯён!***

Вожаҳои «маҳ», «маҳманзар», «рӯйи моҳ» ва «маҳрӯён» ҳама аз як реша сар задаанд, ки ҳоҷати тафсир нест.

Байтҳои алоҳидаи Камолро санъати **лаффу нашр**, ки маънояш гум кардану паҳн кардан аст, ҷило мебахшад, мисли:

***Сӯйи лаб чашмаш ишорат мекунад,***
***К-он чӣ бодом аст, ҳалвое хуш аст!***

Мисоли дигар барои санъати **лаффу нашри мушавваш**, ки сифату амали ашёи гуншуда ба тарзи номураттаб зикр мегардад:

***То лола доғ бар дил, то гул нишаста бар гил,***
***Ин зад ба ҷома чоке в-он бар замин кулоҳе!***

Ин ҳам мисли байти болост:

***Дӯш рафтам ба чаман дар ҳаваси булбулу гул,***
***Ин яке ҷомадарон дидаму он наъразанон!***

Санъати бадеъии дигаре, ки дар осори Камоли Хуҷандӣ зиёд ба кор рафтааст, санъати **лафзии такрир** мебошад. Моҳияти ин санъат он аст, ки калимаҳою ибораҳо на танҳо дар як байт ё мисраъ, балки дар чандин мисраъ ва байти як шеър ба тарзи таъкид такрор меёбанд. Такрир дар як байт:

***Бехабар нест аз ӯ ҳеч кас, иллои Камол,***
***Бехуде, дилшудае, аз ду ҷаҳон бехабаре!***

Ё:

***Дар бешаи дунё, ки чарогоҳи дили мост,***
***Рӯзе ду чаридему чамидему гузаштем!***

Намунаҳои такрори сифатҳоро дар тамоми байт болотар, ҳангоми баррасии **тавсиф**, овардa будем. Ин ҷо ба такрори он зарурат нест. Вале он гуна абёт дар ашъри Камоли Хуҷандӣ камтар ба назар расида, бештар такрори сифатҳои ҷида ва феълҳо дар як мисраъ мушоҳида мегарданд:

***Камол, аз дунйии дунам чӣ тарсонӣ, чӣ мегӯйӣ?!***
***Ҷавонам, ошиқам, мастам, ғам аз дунёи дун дорам!***

Аксар ҳамин навъ ҷида шудани сифатҳо дар байти тахаллус аз тарафи худи **шоъир** ва ё дар муҳовара бо ӯ гуфта мешаванд:

***Гуфтайӣ дар ғами мо ҳоли ту чун аст, Камол,***
***Ба ҷигар ташна, ба дил хаста, ба тан афгорам!***



Такрир, яъне пайиҳам чидани сифат аз такрор бо ҳамин фарқ мекунад, ки дар такрир на айни як калима такрор мегардад, балки сифатҳои мавсуф бо алфози гуногун пайиҳам чида мешаванд. Дар такрори лафзӣ, яъне илтизом, на сифатҳои мавсуф, балки айни як вожа такрор мегардад. Такрир ва илтизоми устодона бар ҳусни шеър ва дарки маънӣ меафзояд. Агар лафз дар ибтидои байт мукаррaран мазкур шавад, хотирписанд воқеъ мегардад, ки ғазали зерин аз он ҷумла аст.

***Хабаре ёфтам аз ёр, мапурсед зи ман,***
***То наёред бари ман хабари дору расан!***
***Хабари дору расан рояти Мансур бувад,***
***Хабари рояти Мансур бувад қалбшикан!***
***Хабаре ёфтаам аз гулу аз боди баҳор,***
***Хабари ман бирасонед ба мурғони чаман!***
***Хабари мурғи чаман боғу гулистон бошад,***
***Хабари боғу гулистон чӣ кунад дафъи ҳазан?!***
***Хабаре ёфтам аз накҳати пироҳани дӯст,***
***Ба Хато чанд давид аз пайи оҳуи Хутан?!***
***Хабари накҳати ҷонон чӣ бувад? Муждаи ҷон!***
***Муждаи ҷон чӣ бувад? Суҳбати ақлу дилу тан!***
***Хабаре ёфтам, ай ҷавҳарӣ, аз маъдани лаъл,***
***Ту чаро меравӣ аз баҳри ақиқе ба Яман?!***
***Хабари маъдани лаъл он лаби ширин бошад,***
***Лаби ширин бибарад талхии ғамҳо зи даҳан!***
***Хабаре ёфтам аз давлати васлат ба навӣ,***
***Ту куҷо меравӣ аз баҳри Увайсе ба Қаран?!***
***Хабари васл бувад муждаи он дӯст, Камол,***
***Хатм шуд қиссаи он рӯй ба ваҷҳи аҳсан!***

Чунон ки ба мушоҳида мерасад, лафзи «хабар» андар аввали даҳ байти ғазали мазкур такрор шуда, дар дохили он ибораю вожаҳои «дору расан», «роят», «Мансур», «мурғи чаман», «накҳат», «муждаи ҷон», «маъдани лаъл», «лаби ширин», ду бор-ду бор такрор шуда, ғояи ваҳдати вуҷудро сареҳан ифода намуда, тавассути ишора ба саргузашти орифи машҳур Мансури Ҳаллоҷ ва талмеҳи рӯзгори Увайси Қаранӣ ин матлабро ошкоро ибратбахш ва дилангез баён мекунад, ки

гувоҳи дигари чирадастиву устодии Камол дар ғазалсароӣ мебошад.

Маҳорати суханофаринии Камоли Хуҷандӣ дар он ҳувайдо мегардад, ки бо такрори калимаю ибораҳо фазои ҷавлони фикрро дар ғазал басе маҳдуд менамояд. Ин ҷо як нуктаи дигарро низ бояд дар назар дошт, ки такрори санъати тахрир аз такрори калимаҳо дар санъати **илтизом** фарқ мекунад ва он фарқ пеш аз ҳама дар он аст, ки дар санъати илтизом калима дар ҳар байт ё мисраъ такрор меёбад, вале мукаррaран на дар як мавқеъ. Ҳангоми муроҷиат ба санъати илтизом низ Камол як вожаро гаштаю баргашта истифода мебарад. Мо ба ғайр аз радифҳо, калимаҳои саволу ҷавоб, воситаҳои таъкид ва ишораҷонишинҳоро дар назар дорем, ки онро дар илми бадеъ **илзом** ва **ё лузуми моялзим**, яъне лозими нолозим низ мегӯянд. Моҳияти ин санъат дар он аст, ки калимае ва ё таркибе дар тамоми байтҳо такрор мешавад, лекин он набояд ду бор ба як маъно омада, ҳусну маънии шеърро бикоҳонад. Баъзе шоъирони мутасаввиф ин санъатро барои ифодаи ғояҳои ваҳдати вуҷуд ба кор мебаранд. Дар ғазали мавриди баҳс зикри номҳои ҷуғрофии Яман, Хато (яъне Хитой), Чин, Қаран ва истифодаи Мансуру дору расан ва Увайси Қаранӣ ба сифати талмеҳ ба фазои тахайюли Камоли Хуҷандӣ паҳно бахшида, доираи тафаккури ӯро тавсиъа мебахшад, андешаи ӯро ба таълимоти аҳли ирфон пайванд медиҳад.

Чунон ки болотар, дар мавриде, тафсир ёфта буд, Мансури Ҳаллоҷ «Ана –л –ҳақ!», яъне «Ман ҳақ ҳастам!», ба ибораи дигар, «Ман Худоям!» мегуфт, ки ин даъвои вусул ба ҳақ ва фонӣ шудан дар ӯ буд. Вале уламои зоҳирӣ ва шариъатпаноҳони расмӣ, ки аз фаҳму дарки кунҳи даъвои Ҳаллоҷ фарсахҳо дур буданд, ӯро кофир эълон намуда, бо ранҷу азобҳои алим ӯро ба қатл расонданд. Дар асл, даъвои Ҳаллоҷ на ширк буду на ҳулул, балки ҳадафи онро дошт, ки вай дар зоти ҳақ маҳв гардида, ба ҷуз вуҷуди Худо ҳеч вуҷуди дигареро эътироф намекард. Фақат Ҳақ таъоло вуҷуди ягона ва матлуби воқеъии аҳли тавҳид аст. Талмеҳи расану дор ҳамон ҳодисаи ба дор кашида шудани Ҳаллоҷро дар зеҳн эҳё мегардонад. Ин заҷр ба Ҳаллоҷ дар баёни ваҳдати вуҷуд роҳи



ифрот мепаймуд. Вагарна, дуруст аст, ки вуҷуди мутлақ, буди ҳақиқӣ ва ҳастии ягона танҳо Худо буда, тамоми ашё ва ҳастиҳои дигар фақат тобишу ламъае аз он зоти мутлақ ва ҳасти ҷовидон аст. Дар ғазали Камол он нукта низ таъкид мешавад, ки дар назди авом ифшои розӣ илоҳӣ ва асрори ҳақ шоиставу ҷоиз нест, дар ин хусус бепарда сухан гуфтан нашояд. Ба гуфтаи лисонулғайб Ҳофизи Шерозӣ, гуноҳи Ҳаллоҷ он буд, ки асрори ҳақиқатро ошкоро баён мекард:

***Гуфт: «Он ёр, к-аз ӯ гашт сари дор баланд,***
***Ҷурмаш ин буд, ки асрор ҳувайдо мекард!»***

Вожаи «зулф» дар ғазали зайл ифодагари он аст, ки чун дом ошиқонро устодона ба сӯйи худ мекашад, гирифторони ин домро дигар мушкил аст, ки аз он раҳоӣ ёбанд. Зулф дилро ба дом мекашад, дил макони ишқ ва ҷавлонгоҳи муҳаббату эҳсос аст, аммо доми зулфи ёр онро бидуни риштаю василаи дигаре сайд мекунад. Ба пиндори Камол, раҳоӣ аз он осон нест:

***Доми дилхост зулфи дилбари мо ,***
***Хонамаш домазаллуҳу ба дуъо!***
***Сайд аз он доми зулф чун биҷаҳад,***
***З-он ки домест печ - печу дуто!***
***То ҷудо сохтӣ зи банди ду зулф,***
***Дасти ман сохтӣ зи банд ҷудо!***
***Гаҳ кашам нозу гаҳ кашам зулфат,***
***Бинигар, к-аз ту мекашам чиҳо?!***
***Рехт хунҳои тоза дар кӯят,***
***То буриданд сари ду зулфи туро!***
***Гӯянд он зулф «ло», чу хоҳам васл,***
***Чанд гуфт он сиёҳрӯ ло-ло?!***
***Хоки роҳи ту шуд Камолу ту зулф***
***Ҳам накардӣ ба хокироҳи раҳо!***

Зулф аст, ки муроди ошиқ - рухро пӯшонда, дар роҳи онро ба назора гирифтани ошиқ монеъаи асосӣ аст / «Аз рухат ҳам

ҳақи назар бирасад. - Гар ду зулфи ту ҳақ напӯшонад!»/. Хотирнишон кардан бамаврид аст, ки аглаб зулф пурзанҷираю шикан дар шикан пеши назар меоянд ва бо рух дар ҳолати тазод қарор мегирад. Камол зулфро ба Шом, ки таъбири сиёҳист ва рухро ба Рум, ки рамзи сафедист, монанд карда, набарди Шому Румро чун тимсоли талоши тирагӣ ва сафо тасвир менамояд:

***Ҳусни ҷаҳонгират чу кард он зулф дур аз пеши ту,***
***Додӣ ба ягмо Румро, кардӣ парешон Шомро!***
***Ӯ зулф бишкасту Камол аз тавбаву зуҳду вараъ,***
***Зуннор чун бибрид ёр, ӯ ҳам шикаст асномро!***

Оре, дар гуфтори Камоли Хуҷандӣ навъҳои гуногуни такрор, ки дар илми адабиётшиносии қадим онро такрир мегӯянд, фаровон истифода шудаанд, ки намунаҳояшон дар авроқи гузашта мавриди баррасӣ қарор дода шуданд.

Такрорҳои Камол дар қофия ва радиф гуфтори ӯро хеле ҳам хушоҳангу малеҳ ва лаззатбахшу нишотафзо кардаанд. Такрори вожаи «нест» /«Ҳусн бас ёри маро, меҳру вафо гар **нест, нест**, - Шеваи ошиқкушон ғайр аз ҷафо гар нест, нест!»/, феъли «гуфтем» /«Рухат рашки қамар **гуфтем, гуфтем**, - Лабатро гар шакар гуфтем, гуфтем!»/, оҳанги навозишкоронаи радифи «гуфтам, чӣ гуфтам?» /«Туро гар бевафо **гуфтам, чӣ гуфтам?!** – Ғалат кардам, хато гуфтам, чӣ гуфтам?!»/, таркиби «ногаҳ – ногаҳ» /«Ёд орад бари ман бӯйи ту ногаҳ – ногаҳ, - К-ӯ гузар мекунад аз кӯйи ту **ногаҳ- ногаҳ!»**/ ва амсоли инҳо ашъори Камолро рангину дилпазир ҷилва медиҳанд. Чӣ гуна инъикос намудани ваҷду ҳолро аз ғазали зайл, ки санъати такрир чун ҷузъи радифи он қарор гирифтааст, метавон возеҳтар пай бурд. Таъкиди матлаб ва оҳанги каме ҳузновару таассуфангез раванди асосии он ғазал аст. Таваҷҷуҳ фармоед:

***Ба холат нисбати мушки Хато кардам, хато кардам,***
***Чунин ташбеҳи бенисбат чаро кардам, чаро кардам?!***
***Сабо андохт дар дастам шабе зулфи чу чавгонаш,***
***Чӣ гӯям, к-он нафас бо ӯ чиҳо кардам, чиҳо кадам?!***



***Чу дидам қиблаи рӯйи ту, садсола намози худ***
***Ба миҳроби ду абрӯят қазо кардам, қазо кардам!***
***Рақибат тарбият фармуд як борам ба дашноме,***
***Ман аз шодӣ ду бор ӯро дуъо кардам, дуъо кардам!***
***Дили худро, ки аз реши куҳан шуд тӯбату хаста,***
***Зи дорухонаи дардат даво кардам, даво кардам!***
***Навиштам, к-аз ту нагрезам ба хуни худ хате в-он гаҳ***
***Ду чашматро бар ин маънӣ гуво кардам, гуво кардам!***
***Камол ар андаке з-он хат губоре дошт дар хотир,***
***Чу дидам рӯйи ӯ, бо ӯ сафо кардам, сафо кардам!***

Як навъи дигари такрир дар гуфтори Камол ба мушоҳида расид, ки бисёр ҳам хушоянд аст. Он ҷо тасаввур меравад, ки ошиқу маъшуқа дар ҳузури якдигар ҳастанд. Ошиқ, гӯё, фурсате қаблан бо маъшуқа суҳбате ороста, дар васфи маъшуқа ва тавсифи ҳусни ӯ ғазале хондааст. Аммо аз таърифу тавсифҳои ошиқ маҳбуба ранҷида, хотираш малул гардидааасту қаҳр кардааст. Онҳо дар манзиле (утоқе, кулбае, гӯшаи боғе, зери дарахте, лаби сарчашмае ва ё канори рӯдхонае) нишастаанд ва ё рост истодаанд. Маъшуқаи ранҷида аз ошиқ нимпаҳлӯ нишаставу аз ӯ рӯй тофтааст. Ошиқ бо лаҳни муҳаббатомез ва камоли адаб сухан ронда, саъй менамояд, ки малоли хотири нозуки ҷононаи зудранҷро баргашта ба худ мутаваҷҷеҳ созад. Хонандаи ғазал нафаси гарму ҷонбахши дилбару дилнавозро эҳсос намуда, аз он ҳолат як ҷаҳон сафову лаззат мебарад. Ҳамин ҳолатро Камол ба **туфайли саволҳои инкорӣ ва пурсишҳои такрории маслиҳатомез ифода менамояд.** Он ҷо калимаҳо ҳама мармузу мунтахаб, ибораҳо суфтаву пухта ва тарзи баён гуворову хотирнишин буда, маҳз тавассути радифи «нагӯем, чӣ гӯем?» ташбеҳу истиъора ва тавсифҳою маҷозҳои анъанавӣ, аз қабили «гули сероб» рӯй, «шакари ноб» лаб, «зулфи камандафкан» миҳробу ҳарфи «нун» абрӯвони пайваставу ба каҷӣ мойили маъшуқа, чашмони сиёҳу фитнагари ӯ, «чавгони сари зулф» мутобиқати гӯю чавгон, «лавҳи зару симоб» - рухсора ва ашки оҳиста шоранда ва якбора ба замин афтандаи ошиқро тозаву дилрабо ҷилвагар мешаванд. Ин адои шево сурати зебои маъшуқаро дар шакли

аҳсан пеши назар эҳё гардонда, ба ғазали Камол хосияти оби зулолро ато мекунад, ки дар ниҳояти софӣ, гуворойӣ ва ҷонбахшист:

*Рӯят гули сероб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Он лаб шакари ноб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Он зулфи камандафкану рухсори ҷабинро*
*Дузду шаби маҳтоб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Тафсири ду абрӯйи ту, к-он сураи «нун» аст,*
*Пайваста ба миҳроб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Дидем шабе чашми ту, ҷуз фитнаву тороҷ*
*Таъбири чунин хоб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Чавгони сари зулфи туро шуд дили мо гӯй,*
*Ин қисса ба аҳбоб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Ин чеҳраву ин ашки равонро ба давидан*
*Лавҳи зару симоб нагӯем, чӣ гӯем?!*
*Чун қасди Камол аз ғазал он сурати зебост,*
*Шеъри тари чун об нагӯем, чӣ гӯем?!*

Аслан, **радиф**, мисли қофия, матлаъу мақтаъ, ҳамчунон вазни ягона ва тарзи муназзами байтсозӣ дар сохтори ғазал ва, умуман, шеър ҷузви ҳатмӣ нест, зинате иловагист. Аз ин ҷиҳат, радифҳои кӯтоҳе мисли «он», «ӯ», «мо», «ту» ва калимаҳову феълҳои содда дар шеъри форсӣ ҳодисаи маъмулист, ки ғазалҳои Камол аз ин шева мустасно нестанд.

Радифҳои дарозе, ки аз ибораю таркибҳои мураккаб, ки аз ду-се калима иборатанд, дар ғазалҳои Камол кам нестанд. Мулоҳиза намоед: «мо донему дӯст» /«Дӯстон, гар кушт моро дӯст, мо **донему дӯст,** - Чун ҳалоки мо ризои ӯст, **мо донему дӯст!»**/, «бо ӯст», «боз куҷо рафт?» /«Он шӯх, ки рафт аз бари мо, **боз куҷо рафт**?! - Дур аз назари аҳли вафо **боз куҷо рафт?!»**/, «аз ман дареғ дошт» /«Он нури дида як назар **аз ман дареғ дошт**, - Тире ба ғамза бар ҷигар аз ман дареғ дошт!»/, «дигар дошт», «натавон сохт», «чӣ фитодаст?», «кокули мушкини дӯст» /«Боз ақлам бурд аз сар **кокули мушкини дӯст,** - Баст бар дил банди дигар **кокули мушкини дӯст!»**/, «чӣ кор аст?», «ёфт нест», «касе нест», «...ту маро сохт», /«Дил зинда шуд аз бӯйи ту, бӯйи ту маро сохт, - Хосияти хоки сари кӯйи **ту маро сохт!»**/, «бурду рафт» /«Шӯхчашме хону мони мо ба яғмо **бурду рафт,** - Дид ақлу дил бари мо, ҳар ду як ҷо **бурду, рафт!»**/ , «куҷо рафт?», «ҳамин аст», «гуфтию рафт» /«Гуфтӣ: «Аз пешам бирав, бигзар зи ҷон!» **Гуфтию рафт!»**/, «натвон ёфт», «хоҳам баст», «хоҳам бохт», «ба чид гирифт» / «Ёр аз ситеза кинаи ёрон **ба чид гирифт,** -Озори реши синафигорон **ба чид гирифт!»**/, «гӯям, ки кист», «касе меояд», «нест бод!», «кӣ гӯяд?» «агар бошад, аҷаб бошад» /«Туро раҳме бар он чашмон **агар бошад, аҷаб бошад,** – Мусулмонӣ ба Туркистон **агар бошад, аҷаб бошад!»**/, «тавба диҳад», «боре чӣ мегӯяд», «ёр металабад», «...туам омад ба ёд», «ҷанг маяндоз» /«Бо чашми хуш, ай шӯх, маро **ҷанг маяндоз,** - Миҳнатзадаеро ба бало **ҷанг маяндоз!»**/, «бошад, надонам» /«Туро дар дил вафо бошад? Надонам, -Зи хубон ин кӣро **бошад? Надонам!»**/, «худ намедонам», «ман донам», «чӣ фиристам», «...ту кардем», «чаро гӯям», «ёр шавам», «дигар металабад, донистам» /«Ёри ман ёри **дигар металабад, донистам,** - Ошиқи зори **дигар металбад, донистам!»**/, «намеояд бурун», «низ чунон», «гуфтан метавон», «ки гуфтан натавон» /«Дили ман ошиқи ёрест, ки **гуфтан натавон!»**/, «омад бурун», «нахоҳам гуфтан», «матобад беш аз ин», «кокули ту», «шуд аз ӯ», «зинҳор ин магӯ» /«Гуфтайӣ: «Аз мо дилат бардор!», **зинҳор ин магӯ,** - Ҷони ман, бо он лабу гуфтор **зинҳор ин магӯ!»**/, «ту ногаҳ - ногаҳ» /«Бод орад бари ман бӯйи **ту ногаҳ- ногаҳ,** - К-ӯ гузар мекунад аз кӯйи **ту ногаҳ-ногаҳ!»**/, «чӣ фоида?», «хуш меравӣ», «бозӣ мекунӣ», «ногаҳ наранҷӣ», «чунон ки донӣ», «ҳамон, ки медонӣ» /«Рухи ту шамъи шабистон - **ҳамон, ки медонӣ,** — Қади ту сарви гулистон - **ҳамон, ки медонӣ!»**/, «ту донӣ», «бозӣ мекунӣ» /«Ай сабо, то кай ба зулфи ёр **бозӣ мекунӣ,** - Сар диҳӣ бар бод, чун бисёр **бозӣ мекунӣ!»**/. Чунон ки мулоҳиза мешавад, радифҳои овардашуда аглаб аз саволҳои риторикӣ, инкору шак, ҷумлаҳои устувор, таъкидҳо ва амсоли инҳо иборатанд, ки дар ҳолати радиф шуданашон нуктаҳои мухталифро дар байтҳои густардаи як ғазал ҷой додан хеле душвор буда, фақат Камол барин устод қодир аст, ки чунин кореро анҷом бидиҳад:

***Гуфтам: «Шакар аст он на даҳон!». Гуфт: «Туро чӣ?!»,***
***Гуфтам: «Чӣ намакҳост дар он?!». Гуфт: «Туро чӣ?!».***

Радифи зебо на фақат ҳусни ихтитоми ҳар байт асту зеби онро меафзояд, балки маъноро ба ваҷҳи аҳсан ҷилвагар намуда, сафи абёти қасидаю ғазал ва рубоъиро бо якдигар чунон мепайвандад, ки дигар тамоми силсилаи он абёт дар вазну маънӣ ба он муҳтоҷ гардида, дар ниҳояти амр кулли байтҳоро чун аҷзои ҷудоинопазири як пайкараи том муҷассам менамояд. Дар тасаввури ман, ҳангоме ғазалро ба алифбои арабӣ сабт кунанд, ҳаракати он аз сӯйи шарқ ба ғарб аст. Радиф, гӯё, имомест, ки замоне рӯ сӯйи қибла таваққуф дорад. Ҳама аҷзои дигари байтҳо рӯ ба ҷониби Каъба ба имоми ҳозир иқтидо кардаанд ва дар ҳолати қиём машғули зикр ҳастанд. Имоми пироста ва сафҳои ороста пушти сари ӯ бисёр ҳам зебо ба назар мерасанд. Агар айни ҳамон шеърро ба хатти лотинӣ ва ё ҳуруфоти кириллӣ бинависанд, ҳусни шеър намекоҳад, фақат самти ҳаракат тағйир пазируфта, он аз шарқ ба тарафи ғарб ҷорӣ мегардад. Лекин радиф ҳукми пешсафи дастаи мусиқинавозони ҳарбӣ ва аҷзои дигари шеър ба сафҳои пайдарпайи машшоқон шабоҳат пайдо карда, ба низом, қадампартоиҳои муратгаб ва оҳанги нерӯбахш нишоту сурур ва ғайрату шуҷоъати шунавандаҳоро бармеангезонад. Тавилтарин радифи ғазалҳои Камол «гӯям, ки кист» аст:

***Ошиқам бар дилбаре, бо кас чаро гӯям, ки кист?!***
***Ту кийӣ, боре, рақибо, то туро гӯям, ки кист?!***
***Он, ки ҳушам бурд аз тан накҳати пироҳанаш,***
***Гар биёяд боз бо боди сабо, гӯям, ки кист!***
***Чун зи рӯйи хуб манъам мекунед, ай зоҳидон,***
***Қиблаву миҳроби худ кай бо шумо гӯям, ки кист?!***
***Ошиқи худро чаро ҳар бор гӯйӣ бевафо?!***
***Гар наранҷад хотири он бевафо, гӯям, ки кист?!***
***Дар миёни дилрабоёну бутони шӯхчашм,***
***Гар нагардад хашми шӯхӣ пурҷафо, гӯям, ки кист!***
***«Ошиқи ман кист?!» – гӯйӣ, – то бирезам хуни ӯ»,***
***Ҷониби ман ҳамла кун шамшер, то гӯям, ки қист!***
***Гӯядам ҳар дам рақибат, к-аз гадоёнӣ, Камол,***



***Гар сагию ҷанг бигзорад гадо, гӯям, ки кист!***

Ғазале, ки радифи он дар шеваи **таҷоҳуди ориф** шакл пазируфтааст, кайфияту лаззати дигаре дорад:

***Туро дар дил вафо бошад? Надонам!***
***Зи хубон ин киро бошад? Надонам!***
***Фикандӣ васли худ бо рӯзи дигар,***
***Пас аз мурдан даво бошад? Надонам!***
***Дуъо ногуфта, дорӣ қасди дашном,***
***Ато пеш аз дуъо бошад? Надонам!***

«Атои пеш аз дуъо» бозёфти нодири шоъиронаест, ки дар гуфтори ҳатто шоъирони муфлиқ ками дар кам воқеъ мегардад.

# ЗАБОНИ АШЪОРИ КАМОЛ

Шеваи гуфтори Камоли Хуҷандӣ чунон самимӣ ва саҳли мумтанеъ аст, ки сомеъу хонанда муҳтавои ашъори ӯро чун фикру зикр, орзуву армон, пиндору саргузашти шахсии худи шоъир истиқбол менамоянд. Ин самимият, қабл аз ҳама, тавассути забон, захираи луғат, тарзи гӯйиш, истифодаи ибораҳои рехта, корбасти таъбирҳои халқӣ, истеъмоли мақолу зарбулмасалҳои забонзадаи мардум ва ҷамъбасти шево ҳувайдо мегардад. Лафз масолеҳи ягонаи санъати сухан аст, ки маҳорати адиб, камоли нигорандагӣ ва дараҷаи офариниши ӯро маҳз ба туфайли забони осораш муайян кардан мумкин аст. Гуфтори Камол аз ин лиҳоз бисёр ҳам ҷолиби таваҷҷуҳ аст. Вай бунёди ашъори худро асосан ба вожаҳои ноби форсии тоҷикӣ ниҳода, бар замми ин, ҳамон калимаҳои арабиеро ба онҳо афзудааст, ки кайҳо боз ба забони тоҷикӣ ворид шуда, дар мағз андар мағзи шеъру адаб ва фарҳанги мо ҷой гирифта, дар ақлу шуъури мардум нақш баста, комилан худӣ шуда, пурра ҳал гардидаанд. Калимаю ибораҳои китобии арабӣ фақат дар мавридҳои зарурӣ, бо мақсадҳои услубӣ ва ё ба иқтизои ифодаи мушаххаси матлабу мафҳуми хосе ба кор рафтаанд. Вожаҳое, ки норойиҷ ҳастанд, дар ашъори Камол ба чашм намерасанд. Ҳатто, бо вуҷуди муддати тӯлонӣ дар Табрез зистан , ки қариб тамоми рӯзгори эҷодии Камолро фаро мегирад, калимаҳои дар забони зиндаи мардуми Мовароуннаҳр камистеъмол дар гуфтораш хеле ба нудрат пайдо мешаванд, мисли «тӯ ба тӯ», яъне қабат бар қабат ва ё дарун андарун, «пажмон», ки маънояш андӯҳгин, пажмурда ва афсурда аст /«Дил дигар ғам дорад аз ту, ҷон дигар, - Сина дигар, хотири **пажмон** дигар!»/, «мӯйидан» дар шакли «мемӯянд», «пурдил», ки бо маънои «боғайрат» ва ҷасур меояд /«Дару бомат пур аз дилҳо, аҷаб нест, - Ту айёрӣ, бувад айёр **пурдил!»**/, «зербарӣ», яъне дуздӣ /«Дил бибурд аз барам он турраву аз ман бибурид, - Бо ҳама **зербарӣ**, бин, ки чӣ тарророӣ кард!»/, «камин», ки ба ҷойи камтарин истеъмол шудааст /«То гадойи **камини** туст Камол, - Подшоҳӣ ба зери жанда кунад!»/, «камина» низ бо ҳамин



мафҳум /«Имрӯз ҳар ки хидмати маъшуқу май кунад, - Бахташ камина чокару давлат ғулом шуд!»/, «ҳаромӣ» - роҳзан ва ғ. Аз ин ҳолат метавон натиҷае гирифт, ки Камоли Хуҷандӣ суннати Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Носири Хусрав, Низомӣ, Саъдӣ, Мавлонои Румӣ ва Ҳофизро пайравӣ намуда, ба забони зиндаи адабии барои тамоми халқ дастрасу фаҳмо шеър сурудааст. Аммо дар ороиши сухан, ихтироъи маънӣ ва ибтикорот мухтору соҳибсалиқа аст.

**Истифодаи истилоҳоти аҳли ирфон яке аз мумайийзоти гуфтори Камоли Хуҷандӣ буда**, дар ашъори ӯ вожаҳои далқ, хилъат, ҳулла, хирқа, руқъа, фақр, тайласон, қурб, ишқ, марди роҳ, муҳаббат («Гар нӯш кунад ҷуръае аз ҷоми муҳаббат, - Он гоҳ бидонад, ки чаро бехуду мастем!»), самоъ («Самоъ осон бувад бар сӯфии гарм, - Чу оташ нест, чушидан чӣ кор аст?!»), пири муғон, майкада, мастӣ, рақс («Сари рақсу сарандозист сарву лоларо бо ҳам, - Сиҳисарве ба даст орему дар пояш сар андозем!») ва амсоли инҳо зиёд ба чашм мерасанд. Чунончи, шоъир дар як ғазали соф сӯфиёнаи худ чанде аз ин истилоҳотро пайиҳам ба кор бурда, таносуби сухану созмони ғазалашро хеле қавӣ гардонидааст :

*Агар ту фахр надорӣ ба далқи гардолуд,*
*Айёзи хос набошӣ ба ҳазрати Маҳмуд!*
*Ҳар он ки хилъати султони ишқ дарпӯшад,*
*Ба ҳуллаҳои биҳиштӣ куҷо шавад хушнуд?!*
*Ба ранги хирқа аз ин руқъа бӯйи дарде нест,*
*Чу дарди ишқ надорӣ либоси фақр чӣ суд?!*
*Зи тайласони сиёҳ кас бисоти қурб наёфт,*
*Ҷуз он ки тирагӣ дар гилеми бахт афзуд!*
*Чу марди роҳ шудӣ, бигзар аз сару дастор,*
*Ки шоҳи ишқ ба мардони худ чунин фармуд!*
*Зи неку бад натавон раст, то хирад боқист,*
*Ки ҷома аз кафи ҳушёр мушкил аст рабуд!*
*Зи ҳар чи арз кунанд аз мақоми дунйиву дин,*
*Камол, хоҳ, ки он аст ғояти мақсуд!*

«Далқ» ҷомаи пашминаи дурушти сӯфиён аст, ки метавонад

пӯстин ҳам бошад. Ё болопӯши дарозест, ки аз пораҳои рангоранги жандаву пора дӯхта шуда, нишони сӯфиёни даъвогари валоят (валигӣ) ба ҳисоб мерафт. Далқ муродифи хирқа буда, мисли он аз пораву тиккаҳои рангоранги жанда дӯхта мешуд, ки он тиккаҳоро руқъа мегуфтанд. Ғолибан, ранги асосии он кабуди осмонӣ, сабз ва бӯр мешудааст. Бинобар ҳамин, дар ашъори «сӯфиёна» таркибҳои «далқи риёйӣ», «далқи олуда», «далқи зарқ» ва амсоли он дида мешавад, ки ҷанбаи танқиду накӯҳишро дорад. «Далқи гардолуд» нишонаи муршиди дар роҳи ҳақ фаногардида мебошад. Чунон ки зикраш гузашт, «хирқа» низ ҷомаи пашминаи порадӯхтаи сӯфиён аст, ки гоҳе дар рӯйи он номҳои Худо сабт мегардид. Он болопӯши остиндарози мисли курта пешбаста буда, рангҳои мухталиф доштааст: сабз, кабуд, осмонӣ, бӯр, сафед, сиёҳ ва ғайра. Ин либоси расмии сӯфиёнро пиру муршид баъди имтиҳонҳои ҷиддӣ дар тақвою корҳо ба муридони фаҳиму пешрав мепӯшонд, ки башорат ва нишонаи ба мақоми иршод расидани мурид аст. Машойих хирқаи сафед мепӯшиданд, порсоёни гӯшагир хирқаи сиёҳ дар бар мекарданд, ки нишони ҳузну сӯгворист. Дигар ҳамаи сӯфиён ба ҳирқаи кабуд мулаббас буданд, зеро ранги кабуд омехтаи ранги сафеду сиёҳ аст. Аз баёни мо моҳияти таркиби «пӯшонидани хилъат» ва мафҳуми вожаи «мақом» низ маълум шуд. Мурод аз «тайласону гилем» низ дар ин ҷо ҳамон либосҳои дарвешист. «Самоъу рақс» дар машраби бисёр фирқаҳои тасаввуфӣ навъе аз риёзату ибодат аст, ки рӯҳро орому ҳузур мебахшад. Роҷеъ ба «самоъ» ҳаминро хотирнишон кардан лозим аст, ки маънии аслии он шунидан аст, вале бештар чун шунидани овози хубу садои хуш ба кор меравад. Аммо «самоъ» дар истилоҳи сӯфия иборат аст аз овози хушу оҳанги дилангези рӯҳнавоз ва ба таври мутлақ қавлу ғазал ва он чи мо имрӯз аз он ба мусиқӣ таъбир мекунем, ки қасди сафои дилу ҳузури қалб ва таваҷҷуҳ ба ҳақ шунида шавад».[1] Бале, сӯфия самоъро чун шунидани нағмаи хуш ба манзури сафои дил ва таваҷҷуҳ ба ҳақ мефаҳмиданд, ки насиби рӯҳ, воситаи навозиши сиришт, василаи талтифи завқ, ҳамчунин барангезандаи эҳсосоти ғаюрои ботинӣ, ороми ҷон, тааҳиби

[1]Ахмади Риҷоийи Бухорой. Фарҳанги ашъори Ҳофиз. Теҳрон, 1370, сах. 267



қалб ва мӯҷиби туғёни вуҷуду ҳол аст. Аз ҳамин ҷиҳат онро тамоми фирқаҳои тасаввуфӣ қабул доранд ва меписанданд. Мусиқии форам, нағмаи гуворо, алфози расо, суханҳои асрорангези фалсафӣ, садои хуши овозхон, рақси нишотовар, пойкӯбӣ, кафзанӣ ва амсоли инҳо аҷзои самоъ буда, дар маҷмӯъ отифоти сиришти инсониро таҳрик медиҳанд.

Нуктаи дигаре, ки доир ба он баҳс пайвастанӣ ҳастем, тафсири мафҳумҳои муҳаббат ва ишқ дар шеъри форсист. Ағлаб ин ду мафҳум якҷоя ва чун муродифи ҳам истифода мешаванд, ки дар асл аз якдигар тафовут доранд. Маънии «муҳаббат» дӯст доштан аст. Вале он зинаи нахустини дӯст доштан аст, ки ё баъди замоне ва муддате нест мешавад ва ё батадриҷ тараққӣ пазируфта, ба ишқ табдил мегардад. Муҳаббат муштақ аз «ҳабба» ё «ҳибба» аст, ки донаи тухми ҳубоботест, ки ба замин мекоранд. Онро зери хок пинҳон мекунанд, вале оҳиста-оҳиста нашъунамо меёбад, ошкор мешавад, мерасад ва мепазад. Ҳуб дар дили инсон низ шабеҳи ҳамин аст, ки асли ҳаёти он ҷинс аст. Агар он дар дили инсон маскан гирад, зиёд пинҳон намемонад, дар ниҳоят ошкор мешавад. Мувофиқати табъ , майл ва кашиши рӯзафзун ба сӯйи муҳиб аз дарбоистҳои ҳатмии муҳаббат аст. Аммо вақте, ки шахси соҳиби муҳаббатро пурра ба коми худ кашида, ба ҷуз муҳиб ҳама ашёи дигарро дар назари ӯ ночизу нописанд ва беарзиш ҷилва медиҳад, муҳаббат ба ишқ табдил меёбад. Ин ҳолат барои ҳамагон муштарак аст. Лекин танҳо хоси сӯфӣ бошад, мумайийизоти дигаре касб намуда, баъди он ки ба камол мерасад, ба фано дар зоти маъшуқ, ки офаридгори мутлақ аст, ваҳдат бо он, яъне омезиш бо ҳам пазируфта, ягонаву лоятаҷаззо гардидани ишқ, ошиқ ва маъшуқ хотима меёбад. Дард, фироқ, интизорӣ, висол ҳама падидаҳои гуногуни як ҳақиқат буда, дигар ба ғазабу хашм, ҳасаду кина, адовату нифоқ ҷой намемонад, ҷаҳони моддӣ дар назари ошиқ заррае қадру арзиш надорад. Чунин ишқ атои худовандӣ буда, дигар мақсади ниҳойии ошиқ, чароғи роҳи ӯ, қувваи дил ва нури чашмони вай аст.

Чанд сол пеш дар рисолаи «Ҷомӣ – **шоъири** ғазалсаро», дар фасле, ки «Ҷомӣ ва Камол» унвон дорад, мо як миқдор

ғазалҳои Ҷомиро дар муқоиса бо ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ таҳлил намуда, мумаййизоти онҳоро аз лиҳози сучет, таносуби лафзу маънӣ, ороишу суханпардозӣ ва амсоли инҳо ба тарзи мушаххас оварда будем.[1] Ҷомӣ ғазале дорад, ки бо матлаъи «Чашми ту «сод» асту сари зулф «дол», - Бо худ аз он ҳар ду маро сад хаёл» шурӯъ мешавад. Он ҷо чашми маъшуқа ба ҳарфи «сод» ва зулфи ӯ ба «дол» ташбеҳ дода шудааст, ки дар назми форсии тоҷикӣ маъмул мебошанд. Навигарие, ки Камол ихтироъ кардааст, он аст, ки аз «сод» ва «дол» вожаи «сад» ҳосил шуда, «сад хаёл»-ро хеле шоъирона ифода мегардонанд. Дар ин маврид сабки матлаъи Ҷомӣ ба сабки байтҳои зерини Камол наздик аст:

***Ба ҳиҷрон ҷангҳо дорем бе зулфу даҳони ту,***
***Аз он «мим»-у ду «дол» имрӯз мебояд мадад моро!***

Ва:

***Доли зулфу алифи қомату мими даҳанаш***
***Ҳар се доманду бад-он сайд ҷаҳоне чу манаш!***

Дар баробари ташбеҳкунандаи зулфу даҳон ва қомат будани «дол»-у «мим»-у «алиф», дар байти аввал аз васли онҳо «мадад» ва дар байти дувум «дом» ҳосил мегардад» /Ҳамон рисола, саҳ. 102/. Ҷиҳати офариномези ин сухантирозӣ дар чист? Таваҷҷӯҳ фармоед: қомати маҳбуба мисли алиф рост, зулфи ӯ монанди дол хамгашта ва даҳонаш, гӯё, ки чашми мим, яъне хеле хурд аст. Аз омезиши ин ҳарфҳо «дом» пайдо мешавад, ки матлаби байти дувум аст. Сурати ташбеҳи байти аввал чунин аст: д+о+м. Чунин устодона бозӣ дорандани ҳарфҳо ва навишти калимаҳо ба алифбои арабӣ дар ғазалҳои Камол боз ҳам пайдо мешавад, мисли:

***Гашт шайдои қадат зоҳиду ин нест, аҷаб***
***З-он ки бо шайд чу пайваст алиф, пайдо шуд.***

[1] Аълохон Афсаҳзод. Ҷомӣ - шоъир и ғазалсаро, Душанбе, . 1989, саҳ. 95-109



«Шайд» найрангу қаллобӣ гуфтан аст. Дар «Фарҳанги Нафисӣ» шарҳи «шайд» аз «шайдо» чунин омадааст: «Шайд - зарқу солус, фиребу макр», «Шайдо – девона ва лояъқил». «Алиф» - қади ёр асту ба охири калимаи «шайд» пайваста гардад, он калима «шайдо» мешавад. Латофати қомати ёр, ҳатто, зоҳидро чунон мафтун кардааст, ки ихтиёрро аз даст дода, мафтуни ӯ гаштааст.

Дар байти зайл абрӯйи маҳбуба ба «ду «нун» ташбеҳ дода шудааст, ки он дар ҳусну малоҳат сад бор аз моҳ бештар аст:

***Фузун зи моҳи нав аст абрӯяш ба сад хубӣ,***
***Ки сад бувад, чу бигиранд дар ҳисоб "ду" нун».***

Моҳи нав, яъне ҳилол низ ташбеҳкунандаи абрӯйи дилбар аст. Вале афзалияти абрувони маъшуқа аз ҳилол дар он аст, ки моҳи нав, яъне ҳилол, фақат якто мебошад, аммо абрувони маҳбуба дуто мебошанд ва, бар замми ин, он абрувон дар хамидагӣ ба «нун» ҳам мушобиҳанд. Вақте ки «нун» ду бор сабт шавад, ҳосили он дар ҳисоби абҷад «сад» мешавад, зеро дар абҷад ифодаи рақамии ҳарфи «нун» 50 аст, яъне 50+50=100.

Байти дигар:

***Ошиқон дар мактабат чун лому бе***
***Карда дандон тез ҳамчун син ҳама!***

Ҳарфи «син» ташбеҳкунандаи дандон аст. Аз «лом» ва «бе» калимаи «лаб» ба даст меояд.

Боз як байти дигар:

***Дида то мими даҳону нуни абрӯйи ту дид,***
***Нақши он бастам ба дил, чун буд ҳар ду нақши ман!***

Ташбеҳкунандаи даҳону абрӯ будани «мим» ва «нун» дар фавқ гӯшзад шуд. Дар ин байт аз ҳарфҳои «мим» ва «нун» пайдо шудани вожаи «ман» бори иловагии шоъир сувари хаёли шоъир аст. Ҳамчунин, «дида» ва «дид» таҷниси ноқис аст. Дар байти дигаре қади худ /ошиқ/-ро ба ҳарфи «дол» ташбеҳ дода, зулфи

ёрро ба «лом» монанд карда, аз он «дил» натиҷа мегирад, ки хеле моҳирона ва диданӣ сурат гирифтааст.

Дар ҷойи дигар иброз медорад:

***Гар бибинӣ даҳани тангу қади ёр, Камол,***
***Бӯса даҳ хоҳу бигӯ: «Сифру алиф даҳ бошад!».***

Қади ёр ба «алиф» ва даҳони танги ӯ ба «сифр» монанд карда шудааст, ки аз таркиби сифру алиф, ки аломати рақами як низ мебошад, рақами даҳ /10/ ҳосил мешавад. Бинобар ҳамин, Камол аз ҷонона даҳ бор бӯса хостан, яъне бӯса ситонданро салоҳ медонад. Маҳбубаро аглаби дилбохтагон чун маҳ тасаввур мекунанд. Лафзи «маҳ» дар навишти форсӣ аз ҳарфҳои «мим» ва «ҳе» таркиб меёбад, ки мисолаш болотар чандин бор зикр шуд. Аммо як дафъа Камол ба ҳарфи «ҳе» -и дучашма монанд будани чашмони ба ҳайрат наззоракунандаи ошиқро дар олами хаёл падид овардааст, ки ба назар ихтироъу ибтикори беназири шоъирона менамояд:

***Монда бар «мим» -и он даҳон ҳайрон***
***Чашми наззорагӣ чу дидаи «ҳе»!***

Мусаллам аст, ки бисёри гуфтаҳои Камоли Хуҷандӣ таҳти таъсири оёту аҳодис, мақолоти урафо ва ҳикматҳои арабӣ пайдо шудаанд. Донишманди ҳамзамони эронӣ Сайийд Абдулҳамид Ҳайрати Саҷҷодӣ дар китоби тадвинкардаи худ «Гузидае аз таъсири Қуръон ба назми форсӣ» намунаҳоеро аз ашъори Камоли Хуҷандӣ ҳам дарҷ намудааст,[1] ки матлаби моро собит менамоянд. Аз ҷумла Камол ифодаву ибораҳои Қуръониеро, мисли «Ва сақоҳум раббуҳум шаробан таҳуро» / 72.21/-«Ва парвардигорашон онҳоро аз шароби пок бинӯшонад» / «Аз «сақоҳум раббуҳум» ибриқҳост, - То ба лаб пеши лаби мову шумост!»/; бори амонатро ба дӯши одам ниҳодани Аллоҳи таъоло /33, 72/ ки онро Ҳофиз низ ба кор бурдааст /«Гар бихонӣ ба масал ояти ҳампаш бар кӯҳ, - Бо ҳама сангдилӣ нола барояд

[1] Сайийд Абдулҳамид Ҳайрати Саҷҷодӣ. Гузидае аз таъсири Қуръон бар назми форсӣ, Теҳрон. 1371, саҳ.15,16,17,30,74,108,116,174,175,176,281,389,407,665,939 ва 1009.



зи ҷибол!»/; «ношикебо будани Зулайхо» /12,31/ ва «аз маъшуқ густохона талаби васл кардани ӯ» /«Аз ҳолати Зулайхо он бӯ барад, ки чун гул - Пироҳани сабурӣ сад ҷо дарида бошад!»/ ва «аз ҷамоли Юсуф дар ҳолати шигифтӣ дастҳои худро буридани занони Миср» /«Дуздида ҳусни Юсуф диданду каф бориданд, - З-ин шева дасти дуздон доим бурида бошад!»/, ки хеле машҳур аст ./ «Мо рӯйи ту дидему зи ҷон меҳр буридем, - Наззорагии Юсуф агар даст бурида!»/, ва ғ. ҳамчун василаи тасвири бадеъ устодона кор бурдааст, ки ғазалиётašро рангину намакину хотирнишин сохтаанд:

***Юсуф бибину ҳусн, мабин корд дар миён,***
***Ин теги ғамза буд, ки кафҳо бурида буд!***

Маълум аст, ки оятҳои зиёде дар Қуръон сабтанд, ки муваддату муҳаббат ва улфату унс бо офарандаро ташвиқ намуда, ба ҳаққонияти рӯзи қиёмат ва баргаштани инсонҳо ба сӯйи Худованд далолат мекунанд, мисли «Инна ило раббука-р-руҷъо» - Бегумон, бозгашт ба сӯйи парвардигори туст» /96,8/ , ки байти «Рӯзи ҳисоб ғам нахурад аз гунаҳ Камол, - Гар ицди зулфи ёр бувад дастгири мо!» дар ҳамон поя сохта шудааст. Қиссаю ривоятҳое, ки дар Қуръон оид ба ҳазрати Одам /«Одам худ биҳишт нанги биҳишт,- Мурд бояд ба ҳиммати падарат!»/, Сулаймону мӯр /«Ғами ту лашкари Сулаймон аст, - Ки чу мӯрам ба зери по куштаст!»/, Яъқуб /«Мекунад бо ту шикебоии Яъқуб, Камол, - Ки ҷамилӣ туву сабр аз ту бувад сабри ҷамил!»/, Юсуф /«Диди рухи Юсуф, зи чӣ бар ҳарфи Зулайхо - Ангушт ниҳӣ дам ба дам, ай дастбурида!»/ ва амсоли инҳо, ки дар заминаи мазмуни байтҳои Камоли Хуҷандӣ қарор гирифтаанд. Баъзан Камол порае аз оётро айнан ба арабӣ иқтибос мекунад, ки хоси шеъри даврони классикии форсии тоҷикист:

***Ифтитоҳи сухан он биҳ, ки кунанд аҳли камол***
***Ба санои маликулмулк худои мутаъол!***

Ё:

***«Ба хунрезам ишорат чист?!» – гуфтӣ,***
***Иҷозат диҳ, ки бисмиллаҳ ҳамин дам!***

Ё ин ки:

***Гар лабат бўсам, зи бисмил чора нест,***
***К-ифтитоҳи милҳ аз бисмиллаҳ аст.***

Гоҳе Камол чун талмеҳ ба оятҳои Қуръон ишорат карда, вазъи худро дар иртибот бо мазмунҳои каломи раббонӣ ифода менамояд, ки идроки он мазмунҳо фақат барои донандагони Қуръони маҷид дастрас аст. Ишораҳо ба **пули сирот** /«Зоҳид ба рўзи ҳашр пулу ҷой карда гум, - Майхора ҷаста аз пулу бигзашта аз сирот!»/, «иҳдина - с – сирот» / «Дорем, соқиё, ҳаваси ишрату нишот, - Ҷўйи роҳи майкадаем, **иҳдина -с-сирот!**»/, **«Алҳамд»** /«Фаромўшам нахоҳад шуд чу «Алҳамд», - Дар он дам, ки ба такбир оварӣ ёд!»/, «лайлат-ул-қадр» / **«Лайлат-ул-қадре,** ки дар вай буд ҳалқа – ҳалқа рўҳ, - Ёфтам, онҳо ҳама дар ҳалқаҳои мўйи ўст!»/ ва амсоли онҳо намакест, ки аз лаззати ашъори Камол, ки бозтоби ваҷду ҳоли ўст, чошнӣ медиҳад.

Боз чанд мисоли дигар меорем, ки аз мазмунҳои қуръонӣ бунёд шудаанд:

***Дорӣ сари Юсуф, бибур аз ҳар чи азиз аст,***
***К-он васл ба як даст буридан натавон ёфт!***

Ё:

***Агарчи аз ду ҷаҳон кардаем қатъи умед,***
***Ба лутфу раҳмати ў ҳаст умедвории мо!***

Ё ин ки ишора ба пўшиши рў аз номаҳрамон, ки чун масал ба ҳар будани рақиб далолат мекунад, дар ин асно малеҳ афтодааст:

***Бистонд рақибат сари зулфат зи кафу рафт,***
***Дил наъразанон шуд, ки фалон рафту расан бурд!***

Ва иқтибос аз ояти 18, 17 «Ман яҳдиллоҳу ва ҳува-л-муҳтадӣ ва ман юзди-л- фа лан таҷида лаҳу валлиян муршидан» - Ҳар касро худо ҳидоят ёфтааст ва ҳар киро бероҳ кард, пас ҳаргиз дўсти иршодкунандае барояш наёбӣ :

***Гар талабгорӣ, нашав дур аз Камол,***
***«Лам таҷид баъдӣ валиян муршидо!».***

Абўлаҳаб /«Рақиби мо бимурд, алҳамдулиллаҳ, - Бихон бар Бўлаҳаб «Таббат», на «Ёсин»!»/, Қорун /«Зи лаб гар ваъда фармудӣ, ки бўсе бо ту бифрўшам, – Чу Нўҳам умру чун Қорун зари бисёр бойистӣ!»/ ва Абўҷаҳл /«Фақеҳам тавба фармояд ба шаръи Мустафо аз ту, - Абўҷаҳл инчунин нодон, агар бошад, аҷаб бошад!»/ дар эътиқодоти аҳли ислом аз чеҳраҳои зишт, тимсоли нодонӣ, намунаи ҷаҳолат, муҷассамаи адоват ва ҳайкали дурӣ аз файзу баракат шинохта шудаанд. Камоли Хуҷандӣ низ ин симоҳои нафратоварро дар ғазалҳои худ чун инъикоскунандаи бадӣ, сияҳкорӣ ва бўе набурдан аз хайру саховат истифода бурда, рақибу мухолифони дигари мафкуравии худро ба онҳо ташбеҳ медиҳад. Чеҳраҳои дигари Қуръонӣ, аз қабили ҳазрати Одам, Нўҳи Набӣ, Иброҳими Халилуллоҳ, Мўсои Калимуллоҳ, Ҷабраил, Хизр, Ризвон, Сулаймон, Исои Масеҳ, Яъқуб, Юсуф, Ҳорун ва ғайра низ чун талмеҳу ташбеҳ истифода шуда, мақсаду матлаби шоирро фаҳмотар ба ҷилва медиҳанд:

***Нури чашме бари соҳибназаре меояд,***
***Пеши Яъқуб зи Юсуф хабаре меояд!***

Ин ҷо ишора ба ҳамон лаҳзаи қиссаи Яъқубу Юсуф аз Қуръон аст, ки Яъқуб дар фироқи Юсуфи гумгаштааш кўру нобино шуда, хабари зинда будани Юсуфро шунавида, пироҳани ўро бўйида бино гардида буд. Ё ин ки **«Валлайл» /шаб/** ва **«Кавсар»**, ки ҷонбахш аст, чун ташбеҳкунандаи зулфи сиёҳи маҳбуба ва лаби нўшини ў корбаст шудаанд:

***Барам пеши лабу зулфи ту саҷда,***
***Чу хонам ояти «Вал-лайл»-у «Кавсар»!***

**Мазмунҳои аҳодиси Пайғамбари акрам** низ дар ашъори Камол ҷо – ҷо ба назар мерасанд, ки гоҳо айнан ва гоҳо ба тақозои қонунҳои шеърӣ мазмунан ба кор бурда мешаванд. Ҳадиси Пайғамбар «Ҳубб-ул-ватанӣ мин-ал-имонӣ», яъне «дӯст доштани ватан аз имон аст»-ро аз хурдӣ бисёр мешунидем. Бобоям мегуфтанд, ки ҷаноби Расули худо ин ҳадисро вақти ҳиҷрат аз Маккаи муъаззама ба Мадинаи мунаввара ба сӯйи зодгоҳи худ нигарон ва бо дили кашол ба забон оварда будаанд. Камол ин ҳадисро чунин корбаст менамояд:

*Хоки поят дӯст дорад рӯйи ман,*
*Нест айб, ай дӯстон, хубби ватан!*

Ҳазрати Пайғамбар ба завҷаи азизи худ Ойша бинти Абӯбакр мегуфтааст: «Калламинӣ, ё Ҳумайро!» яъне «Бо ман сухане бигӯ, ай Ҳумайрои ман!». «Ҳумайро» маънои «сурхак» ё «сурхинарӯ»-ро дорад. Камол ҳамин гуфти ҷаноби сарвари коинотро дар як байти худ чунин иқтибос кардааст:

*Ин такалуфҳои ман дар шеъри ман*
*«Калламинӣ, ё Ҳумайро!»-и ман аст!*

Чанд ғазали Камол дорои сухани сӯфии ошуфта ва шӯрида Мансури Ҳаллоҷ «Ана-л-ҳақ!» аст, ки даъвои восил шудан ба ҳақ ва фонӣ гардидан дар онро дорад.

Хонанда ҳақ дорад бипурсад, ки муаллифи рисола нуктаеро ёд карда буд, ки сухан дар бораи ба забони нобӣ тоҷикӣ эҷод шудани ашъори Камоли Хуҷандӣ мерафт. Аммо дар чандин саҳфа паёпай роҷеъ ба нуфузи суханбозӣ ва такаллуфоте таваққуф менамояд, ки дар пояи ҳуруфоти арабӣ, маъниҳои Қуръонӣ, мазмунҳои аҳодиси Ҷаноби Пайғамбар ва амсоли ин сохта шудаанд. Чунин савол мантиқӣ ва баҷост. Вале он падидаҳое, ки зикр шуданд, дар гуфтори Камоли Хуҷандӣ нодир буда, дар чеҳраи зебои девони шоъир холҳоеро мемонанд, ки ҳусни онро меафзоянд. Мутолиъаи девони Камол ба исбот мерасонад, ки шоъир дар бунёди ашъори худ ба вожаҳои



соддаи якрезагӣ дар маънои аслӣ бештар рӯ оварда, истилоҳоту мафҳумҳои ирфониро низ ба кор мебарад. Гоҳе айни як лафз ҳам ба маънои аслӣ, ҳам ба маънои маҷозӣ, ҳам мутобиқи истилоҳоти ирфонӣ, дар шакли иҳом, киноя, таъну танз, тобишҳои мухталифи маънавӣ ва ғайра корбаст мешавад. Лекин зиёдтар вожаҳое истеъмол мешаванд, ки аз ду калимаи сода таркиб ёфтаанд, мисли мусталиҳоти сӯфиёнаи хумхона, майхона, шаробхона, бутхона, беморхона, дорухона, шифохона, тарабхона, майкада, оташкада ва ғайра. Ин навъ вожаҳо дар шеъри Камол фақат маънои маҷозӣ доранд ва чун истилоҳоти аҳли тасаввуф сиришту ҷазаботи ишқу ирфонро амиқ ифода менамоянд. **Сарвқад, шӯхчашм, софдил, пистадаҳан, мӯрчамиён, синафигор, шавқнома, суратнигор, ахтаршинос, соҳибкулоҳ, соҳибкаромат, ҳикматфурӯш, суроҳишикан, ташнапарвар, балопарвард, хушкдимон** ва амсоли инҳо вожаҳое мебошанд, ки ҳар кадоме дар зеҳни кас воқиъае, ҳодисае, ҳолат ва муҳаббату нафратро илқо мекунанд. **Кӯзагару суратгар** на танҳо касбу кори муайянеро ба хотир меоранд, балки гуфтори Умари Хайём, фалсафаи ӯ ва анъанаҳои вайро дар назар зинда мегардонанд. **Шиша, шишагар ва хору хора** нозук, пуръазоб, пурбин ва махуф будани роҳи пӯяндагони ишқ, ҷӯяндагони ҳақиқат ва тариқат соликро таҷассум менамоянд. Вожаи **«шабистон»** ҳамроҳи **рақиб**, бо сифати «нокас», таркиби «пири маломатгар», масдари «олудан», феълҳои «напойидан» ва «мӯйидан», сифати «ҳечкора», исмҳои маънии «сарзаниш», «ҷӯшиш», «хунрезиш» ва ғайра дар ашъори Камол мафҳуму ҳадафгир садо медиҳанд. Калимаҳои **рақсон, доманкашон, хурӯшкунон, боданӯшон, сархушон** /«Чун ба карашмае, зи ту ҷумла шудем **сархушон**»/, **синафигорон, мӯрчамиёнон, ҷигарсӯхтагон, ситамрасидагон, нонавиштахонон, маҷлисиён** ва қолабҳои мисли инҳо ба шеър оҳанг, шаҳомат ва шукӯҳи хос мебахшанд. Дар ғазалҳои Камол «ошиқнокушӣ», «нодарвеш» ва «муриди нодарвеш» низ вомехӯранд, ки гуфтори ӯро ҳадафрастар гардонидаанд:

*Ба дасти ғамза равонтар равона кун тире,*
*Ки сабри он накунад дил, ки баркашӣ аз Кеш!*

*Ба ҳалқаҳои гуломӣ маро гарон шуд гӯш,*
*Чунин нашнавам ин бор панди некандеш!*
*Дило, бибоз дилу ҷон ба расми дарвешӣ,*
*Ки бемуъомила ояд муриди нодарвеш!*

Шеъри Камол аз суханҳои хоси гӯйиши тоҷикони Мовароуннаҳр шодоб аст. **«Ёристан»** /тавонистан, ғайрат кардан/, **«хорӣ кардан»** /дашном додан/, **«бемалол»** /осуда будани ташвиш ва тарсу ваҳм/, **«сӯхтанӣ»** /навъе аз захми пӯст/ , **«зиёнзада»** /каме девона, камакак саръӣ/, **«бар кашидан»** / вазн кардан ба тарозу/, **«умрбод»** /тамоми умр, то охири умр/ , **«мӯрӣ»** /дудбаро/, **«ҳофиз»** /сароянда/, **«боронӣ»** /чакмани сабук, болопӯши баҳорӣ/ ва амсоли инҳо аз он қабил мебошанд:

*Ҳамеша мардуми чашмам бараҳна бар мегашт,*
*Надонам, ин ҳама боронӣ аз куҷо овард?!*

**Шамъу парвона** ҷуфтестанд, ки шамъ ба сари худ месӯзаду парвона дар оташи он гудохта нобуд мешавад. Онҳо аз маҳбубтарин рамзҳои ишқи ирфонианд, ки ошиқ чун парвона бояд дар оташи шамъ сӯхта хокистар гардад. Камол низ чандин бор ба ин образҳо рӯ меорад:

*Шуд чунон гарм ба рухсори худ он шамъи чигил,*
*Ки ба парвонадилон нест дигар парвояш!*

Баъзе таркибҳо дар ашъори Камол фақат як бор ба мушоҳида мерасанд, аммо шоистаи таваҷҷуҳанд:

*Хонаи банда бандахонаи туст,*
*Хайра мақдам, хуш омадӣ, фармой!*

Кӯшиши Камоли Хуҷандӣ дар роҳи инсонпарварона ҷилва додани шеъри хеш бар ҳадар нарафтааст. Вай, ҳатто, ба ҷойи одамдӯстӣ ва инсоният дар ашъори худ баъди Саъдии Шерозӣ лафзи **одамият**ро баргузида, бо эҷодиёти вологояи худ дар назми ҳуманистии ҷаҳон саҳми арзандае гузоштааст.



**Дар кор фармудани ибораҳои рехта ва истеъмоли мақолу зарбулмасалҳо** низ Камол хеле забардаст аст. Қариб дар тамоми ғазалҳои ӯ як-ду, ҳатто се – чаҳор, мақолу зарбулмасал истифода шудааст, ки дар ғазали ягон адиби ғазалнавис ин миқдор истеъмол нашудааст. «Ба пояи бузургӣ нарасанд худписандон», «Аёнро чӣ ҳоҷат ба баён», «Мардуми мастро адаб набувад», «Хонаро чун дуст бону, лоҷарам,норуфта аст», «Ростӣ, растӣ!», « То хӯшаҳо ба даст орӣ, донае бикор!», «Аз илм мурод ҷуз амал нест!», «Рӯй бину ҳол пурс!», «Илм ҳасану ҷаҳл қабеҳ!» /«Камол, кӯш, ки илми назар зиёда кунӣ, - Чаро ки илм ҳасан гуфтаанду ҷаҳл қабеҳ!»/, «Девор гӯш дораду агар чашм», «Бе талхае аз баҳрҳо гавҳар намеояд бурун», «Мастӣ сифати мардуми озода набошад», «Бемор зи пурхӯрдан шарт аст бипарҳезад», «Некӯйи куну афкан дар об!», «Ҷоми нозук чу шикастанд, нагирад пайванд», «Хуфта нобино бувад», «Ҳиммати ҷӯянда ҳар чӣ буд, ҳамон ёфт», «Кач дору марез», «Як хона ду меҳмон нагунҷад», «Дарахти хушк зи оби равон надорад ҳаз», «То бод набошад, дарахт намеҷунбад!», «Ҷӯянда - ёбанда» /«Дар ҷустуҷӯят з-онам, ки бошад – «Ҷӯяндаи ту ёбандаи ту!»/ барин мақолу зарбулмасалҳо дар ашъори Камол моҳирона истифода шудаанд. Байтҳои поён ҳам маҳорати Камолро дар ин ҷода нишон медиҳанд:

*Дил зи зулфи холи хубон тираву ошуфта аст,*
*«Хонаро чун дуст бону, лоҷарам, норуфта аст!».*

*****

*Бистонд рақибам сари зулфат зи кафу рафт.*
*Нав шуд масали кӯҳна, ки «хар рафту расан бурд!».*

*****

*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*«Як хона ду меҳмон нагунҷад!».*

*****

*Ба зоҳид ин сухани тар асар накард, Камол,*
*«Дарахти хушк зи оби равон надорад ҳаз».*

То имрӯз таъбири париро бо сеҳру ҷоду ба шиша андохтан ва ё аз зарф берун кардан дар байни бисёр халқҳои дунё

маъмул аст. Бибинед, Камоли Хуҷандӣ аз ин масал ё тамсил чи гуна устодона истифода кардааст.

***Дил шишаест ҷойи хаёли ту, ай парӣ,***
***Кардӣ парӣ ба шиша, ҳамин аст соҳирӣ!***

**«Парӣ»** истиъораи маъшуқа, **«шиша»** ташбеҳкунандаи дили ошиқ буда, соҳирии маъшуқа дар он аст, ки хаёли худро, ки парист, дар шиша, яъне дили ошиқ, ҷой гирондааст. Ҳикмате машҳур аст: «Шишаи бишкастаро пайванд кардан мушкил аст». Камол ин маъниро басе нозук ва дилчасп ба қалам медиҳад:

***Дили садпора ба марҳам нашавад чорапазир,***
***Ҷоми нозук чу шикастанд, нагирад пайванд.***

Ғазалҳои Камол аз таъбирҳои халқӣ, ибораҳои рехта ва ифодаҳои маҷозӣ саршор буда, таркибҳои маҷозии **чашмони чор, пой дар гил будан, доғ бар ҷон ниҳодан, чашм паридан, хоки пойи касе будан, хок гаштан, хок дар даҳан, орзу шикастан, ҷонро сӯзондан, сар ба осмон расидан, меҳр /офтоб/-ро ба зарра нуҳуфтан натавонистан, бо даҳони боз мондан, аспи ҳавас рондан, ба чашм намудан, сурх шудан, duздида нигоҳ кардан, як зарра парвои олам надоштан, об ба ҷӯ овардан, турфатулъайн /яъне дар фосилаи як чашм задан/, дар як чашм задан, ангушти надомат ба дандон газидан, ангушти ҳасрат газидан, об аз сар гузаштан, порсойӣ фурӯхтан** ва амсоли инҳо аз ин қабил ҳастанд, ки халқияти ашъори Камолро афзун мегардонанд. Барои мисол сабти як-ду намунаро басанда медонем:

***Маро гӯянд: «Чун бинӣ, зи давраш бехабар афтӣ!»,***
***Ду чашмам чор шуд, то кай ба он маҳваш дучор афтам!***

Ё:

***Ҳаргиз набурам зи теғи ту меҳр,***
***Гар корд расад ба устухонам!***



Ё ин ки:

***Ин ки гуфтӣ зи паяш беш марон аспи ҳавас,***
***Бо касе гӯй, ки дар даст иноне дорад!***

Ашъори Камол бо соддагиву равонӣ, балоғату малоҳат ва мазмуни баланду санъати олӣ имрӯз ҳам вирди забонҳо буда, хонандаи худро мафтун мегардонад, ба дилҳо сурур ба дидаҳо зиё мебахшад. Аз ин ҷиҳат, аз ғазалҳои камолона дар давоми асрҳо Ҳофиз, Ҷомӣ, Лутфӣ, Насимӣ, Навоӣ, Ҳилолӣ, Фузулӣ, Мушфиқӣ, Саййидо, Бедил , Шоҳин, Айнӣ, Лоҳутӣ, Лоиқ барин суханварони бузург файз бурда, ин суннати шойистаро сипосгузорона давому ривоҷ додаанд, ки тасдиқи дигари устоди беҳамтои мактаби хоси ғазалсаройӣ будани Шайх Камоли Хуҷандӣ мебошад.

# ОХИРСУХАН

Камоли Хуҷандӣ, ки соҳиби маънавиёти баланд, инсонияти олӣ ва мавқеъи устувори ғоявӣ буд, дар бисёр ғазалҳояш озодии хешро бо оҳанги ифтихор баён мекунад ва чун марди ҳамдард бо мардуми тирарӯз афкори пешқадам ва ақоиди мутараққии даврони худро аз мақоми орифи комил, шахси мунавварфикр, олими мутафаккир ва адиби беназир тарғиб менамояд. Ба оламу одам аз дидгоҳи ошиқи содиқ менигарад, мехоҳад кулли рухдодҳои зиндагӣ зебо ва инсондӯстона бошанд. Хубиҳову зиштиҳоро бо ҳамин меъёр санҷида, ба онҳо аз ҳамин мавқеъ баҳо медиҳад. Гуфтори ӯ дар он тирашабони қуруни вусто соиқавор дурахшида, синаи тирагиро мешикофт, мисли чашмаи афсонавӣ ранҷу кулфат, олоишу кудурат, буғзу адоват ва зиштиҳои дигарро аз дилҳо месутурд. Аз ин ҷиҳат, бе ҳеҷ шакку шубҳа, **дар таърихи адабиёти форсу тоҷик Камоли Хуҷандӣ соҳиби мақоми мумтозест, аммо ҳамин имтиёзи ӯ то кунун ба тарзи бояду шояд бозтоб нашудааст**. Тамоми мақолаву рисолаҳое, ки то имрӯз роҷеъ ба ҳаёту эҷодиёт ва маҳорати нигорандандагии Камол таълиф шудаанд, мин ҷумла рисолаи ҳозир ҳам, ҳукми пажӯҳишҳои ибтидоӣ ва дастовардаҳои муқаддимотиро доранд. Барои исботи мақоми хоси Камоли Хуҷандӣ дар таърихи адабиёти форсу тоҷик, хусусан дар таърихи ғазалнависии форсӣ, даставвал бояд матни интиқодии хуб тасҳеҳгардидаи девони шоъир дар асоси қадимтарин нусхаҳои қаламии дар ҷаҳон мавҷуд бо равиши комилан илмӣ тадвин гардад. Дар он матн тамоми таҳриру тағйирот ва то ҷое имкон бошад, таърихи эҷоди шеърҳои алоҳидаро аз рӯйи мадраку ҳуҷҷатҳое, ки боқӣ мондаанд, барқарор кардан зарур аст. Он гоҳ, дар пояи чунин матни комилан илмӣ, луғати ҷандомади вожаву ибораҳои осори Камол ва фарҳанги басомади сувари хаёли ӯро тартиб додан лозим аст. Сипас, воҷиб аст, ки сохтор, маъно ва тобишҳои шаклӣ ва маънавии вожаҳо, таркибҳо, ибораҳо ва ҷумлаҳои ашъори шоъир мавриди таҳқиқу тадқиқ қарор дода, авзоъи вазну қофия ва санъатҳои маънавию лафзии шеъраш аз нигоҳи анъанаву



навоварӣ баррасӣ гардад. Ниҳоят, шарҳи пурраи сатр ба сатр ва калима ба калимаи девони Камолро дар муқоиса ба гуфтори аслофи ӯ, сухантирозони пешин ва идомаи суннати адиб дар асрҳои баъдина навиштан мебояд. Он гоҳ метавон собит намуд, ки оё дуруст мефармояд ё на:

***Камол, бар ту сухан хатм шуд бад-ин хубӣ,***
***Ки ҳадди ҳусн ҳамин бошаду ниҳояти лутф!***

**Душанбе,**
**30.04.1995.**

## КИТОБНОМА


1. Абдуллоҳи Кобулӣ. Тазкират – ут – таворих, дастнависи № 2093 АФ Ўзбекистон.

2. Амин Аҳмади Розӣ. Ҳафт иқлим, ҷ.1-3, Теҳрон, 1340.

3. Айнӣ Садриддин. Намунаи адабиёти тоҷик, Маскав, 1926.

4. Айнӣ Садриддин. КамолиХуҷандӣ. Куллиёт,ҷ.11, кит.1, Душанбе, Нашрдавлтоҷ, 1963.

5. Афсаҳзод Аълохон. Камоли Хуҷандӣ, Душанбе , «Дониш», 1976.

6. Афсаҳзод Аълохон. Хуҷандиям//Дар сафи бузургон, Душанбе, «Ирфон», 1986.

7. Афсаҳзод Аълохон. Ҷомӣ ва Камол//Ҷомӣ – шоъири ғазалсаро, Душанбе, «Маориф», 1989.

8. Афсаҳов Ансор. Сайфи Фарғонӣ, Душанбе, «Дониш», 1976.

9. Бартольд В.В. Народное движение в Самарканде в 1365г. Соч., т.2., ч. 2, Москва, «Наука», 1964.

10. Гулчини Маъонӣ Аҳмад. Феҳристи кутуби хаттии Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ, ҷ.7, шумораи 4769.

11. Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкират-уш-шуъаро, Теҳрон, 1337.

12. Деҳотӣ Абдусалом. Камоли Хуҷандӣ. Куллиёт, ҷ.5, Душанбе, 19 .

13. Зеҳнӣ Тӯрақул. Санъати сухан, Душанбе, «Ирфон», 1979.

14. Ибни Юсуфи Шерозӣ. Феҳристи китобхонаи Мадрасаи олии Сипаҳсолор, муҷаллади 2, Теҳрон, 1314 – 1318.

15. Камоли Хуҷандӣ. Девон, дастнависи № 849 АИ Ҷумҳурии Тоҷикистон.

16. Камоли Хуҷандӣ. Девон, дастнависи № 611 АИ Ҷумҳурии Тоҷикистон.

17. Камоли Хуҷандӣ. Девон, дастнависи № 4739 Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ.

18. Камоли Хуҷандӣ. Девон, Табрез, 1337.

19. Камоли Хуҷандӣ. Девон, дар 2 ҷилду 4 китоб, Маскав, 1975.

20. Камоли Хуҷандӣ. Девон, дар 2 ҷилд, Теҳрон, «Суруш», 1374.

21. Клавихо Гонзалес. Сафарнома, тарҷумаи М.Раҷабниё, Теҳрон, 1344.





22. Клавихо Гонзалес. Дневник путешествия в Самарканд ко двору Тимура /1403 – 1405/. Перевод со староиспанского И.С. Широковой, М., «Наука», ГРВЛ, 1990.

23. Крымский А.Е. История Персии, её литературы и дервешской теософии, т.Ш, М., 1912.

24. Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ. Куллиёти девони Шамси Табрезӣ, Теҳрон, 1371.

25. Мақсудов Бадриддин. Нигоҳе ба девони Камоли Хуҷандӣ // «Садои Шарқ», 1988, №11.

26. Мақсудов Бадриддин. Рӯзгор ва осори Камоли Хуҷандӣ, Душанбе, 1994.

27. Миннегулов Хатип. Татарская литература и восточная классика, Казань, Издательство Казанского университета, 1993.

28. Мирзоев Абдулғанӣ. Камол ва як шарти муҳимми омӯхтани ӯ//Сездаҳ мақола, Душанбе, «Ирфон», 1977.

29. Мирзозода Холиқ. Унсурҳои ақоиди риндӣ дар ашъори боқимондаи Рӯдакӣ.// Ёдбуди Устод Рӯдакӣ, ҷ1. Душанбе, «Дониш», 1978.

30. Муҳаммадалии Табрезӣ. Райҳонат- ул – адаб, ҷ.2, Теҳрон,1338.

31. Низомуддини Шомӣ. Зафарнома, ҷ.1, Праҳа, 1937.

32. Навоӣ Алишер. Хамсат-ул-мутаҳаййирин, интихоб ва тарҷумаи А.Маниёзов. Нашрдавлтоҷ, Сталинобод,1961.

33. Озар Лутфалибек. Оташкада, бахши 2, Теҳрон, 1337.

34. Озарӣ Ҳамза. «Ҷавоҳир – ул – асрор, дастнависи № 1916, Китобхонаи миллии Тоҷикистон ба номи Абулқосими Фирдавсӣ.

35. Окончательное исследование местности Сарай с очерком следов Дашт – Кипчакского царства Александра Терешенко // Учёные записки Импер. Акад. Наук по первому и третьему отделениям, САБ, т.2, 1854.

36. Путешественники об Азербайджане. Баку, изд. АН АССР, т.1, 1961.

37. Рашид-ад-дин. Переписка //Пер., введ. и коммент. И.А. Фалиной, М., «Наука», ГРВЛ, 1971.

38. Рейснер М.Л. Эволюция классической газели на фарси / X-XV вв/, Москва, «Наука», 1989.

39. Ричойй Аҳмади Бухорой. Фарҳанги ашъори Ҳофиз, Теҳрон, 1370.
40. Сафо Забеҳуллоҳ. Таърихи адабиёт дар Эрон, ч.3, бахши 2, Теҳрон, 1353.
41. Саъдии Шерозӣ. Куллиёт, Теҳрон, соли 2536 шоҳаншоҳӣ.
42. Саҷҷодӣ Саййид Абдулҳамиди Ҳайрат. Гузидае аз таъсири Қуръон бар назми форсӣ, Теҳрон, 1371.
43. Сомӣ Шамсуддин. Қомус – ул – аълом, ч.5, Исломбул, 1314.
44. Тақиуддини Кошонӣ. Хулосат – ул - ашъор ва зубдат – ул - афкор, дастнависи № 402, Китобхонаи оммавии Санкт-Петербург ба номи Салтыков- Щедрин. (Ленинград).
45. Фёдоров – Давыдов Г.А. Новый Сарай по раскопкам 1963 -1964гг., «Советская археология», 1966, №2.
46. Хондамир. Ҳабиб – ус – сияр, ч.3, ҷузви 3, Ҳиндустон, 1283.
47. Шамси Қайси Розӣ. Ал-муъҷам фӣ маъойирӣ ашъор – ил – аҷам, Душанбе, «Адиб», 1991.
48. Шильтбергер Иоганн. Путешествие по Европе, Азии и Африки с 1394 года по 1427 год, Баку, «Элм», 1984.
49. Ғафуров Б.Ғ. Тоҷикон. Таърихи қадимтарин, қадим ва асри миёна, китоби якум, Душанбе, «Ирфон», 1983.
50. Ҳидоят Ризоқулихон. Маҷмаъ-ул-фусаҳо, ч.4, Теҳрон, 1339; ч.6, Теҳрон, 1340.
51. Ҳидоят Ризоқулихон. Риёз-ул-орифин, Теҳрон, 1316.
52. Ҳофизи Шерозӣ. Девон, Теҳрон, 1347.
53. Ҳофиз Ҳусайни Карбалойии Табрезӣ. Равзот-ул-ҷинон, ҷузъи 1, Теҳрон, 1344.
54. Ҳусайнқулихони Азимободӣ. Наштари ишқ, ч.4, Душанбе, «Дониш», 1986.
55. Ҳусайнӣ. Маҷолис – ул – ушшоқ, Кампур, Навил Кишур, 1897.
56. Ҳусейнзода Шарифҷон. Камоли Хуҷандӣ// Камоли Хуҷандӣ. Ғазалҳои мунтахаб, Сталинобод, Нашрдавлтоҷ, 1955.
57. Ҷомӣ Абдураҳмон. Баҳористон, Душанбе, 1966.
58. Ҷомӣ Абдураҳмон. Баҳористон, Душанбе, 1972.
59. Ҷомӣ Абдураҳмон. Баҳористон, Маскав, «Наука», ГРВЛ, 1987.
60. Ҷомӣ Абдураҳмон. Нафаҳот-ал-унс, Теҳрон, 1336.



## МУНДАРИҶАИ РИСОЛА

39. Тех
40. бах
41.
42. таъс
43. Исл
44. - аф Пете
45. -196
46.
47. – аҷ
48. Афр
49. миё
50 133
51
52
53 чузъ
54 «До
55 189
56 Хуч
57
58
59
60

Аълохон АФСАҲЗОД

# КАМОЛИ ХУҶАНДӢ – устоди ғазал

*Таҳияи*
Аббоси АФСАҲЗОД

*Муҳаррир*
Асрори РАҲМОНФАР

*Ба чоп 10.10.2005 таҳвил шуд. Коғаз ва чопи офсет. Андозаи 60x84 1/16. Ҷузъи чопӣ 13,75. Адади нашр 500 нусха. Супориши №11.*



ҶДММ «Анҷумани Деваштич»
ш.Душанбе, хиёбони «Дӯстии халқҳо», 47
Тел: 23-56-66, 27-61-47
E-mail: devashtich@tojikiston.com